
سُورَةُ فُصِّلَتْ — الجُزْءُ الخَامِسُ وَالعِشْرُونَ

إِلَيْهِ يُرَدُّ عِلْمُ السَّاعَةِ وَمَا تَخْرُجُ مِن ثَمَرَاتٍ مِّنْ أَكْمَامِهَا وَمَا تَحْمِلُ مِنْ أُنثَىٰ وَلَا تَضَعُ إِلَّا بِعِلْمِهِ وَيَوْمَ يُنَادِيهِمْ أَيْنَ شُرَكَائِي قَالُوا آذَنَّاكَ مَا مِنَّا مِن شَهِيدٍ ﴿٤٧﴾ وَضَلَّ عَنْهُم مَّا كَانُوا يَدْعُونَ مِن قَبْلُ وَظَنُّوا مَا لَهُم مِّن مَّحِيصٍ ﴿٤٨﴾ لَّا يَسْأَمُ الْإِنسَانُ مِن دُعَاءِ الْخَيْرِ وَإِن مَّسَّهُ الشَّرُّ فَيَئُوسٌ قَنُوطٌ ﴿٤٩﴾ وَلَئِنْ أَذَقْنَاهُ رَحْمَةً مِّنَّا مِن بَعْدِ ضَرَّاءَ مَسَّتْهُ لَيَقُولَنَّ هَٰذَا لِي وَمَا أَظُنُّ السَّاعَةَ قَائِمَةً وَلَئِن رُّجِعْتُ إِلَىٰ رَبِّي إِنَّ لِي عِندَهُ لَلْحُسْنَىٰ فَلَنُنَبِّئَنَّ الَّذِينَ كَفَرُوا بِمَا عَمِلُوا وَلَنُذِيقَنَّهُم مِّنْ عَذَابٍ غَلِيظٍ ﴿٥٠﴾ وَإِذَا أَنْعَمْنَا عَلَى الْإِنسَانِ أَعْرَضَ وَنَأَىٰ بِجَانِبِهِ وَإِذَا مَسَّهُ الشَّرُّ فَذُو دُعَاءٍ عَرِيضٍ ﴿٥١﴾ قُلْ أَرَأَيْتُمْ إِن كَانَ مِنْ عِندِ اللَّهِ ثُمَّ كَفَرْتُم بِهِ مَنْ أَضَلُّ مِمَّنْ هُوَ فِي شِقَاقٍ بَعِيدٍ ﴿٥٢﴾ سَنُرِيهِمْ آيَاتِنَا فِي الْآفَاقِ وَفِي أَنفُسِهِمْ حَتَّىٰ يَتَبَيَّنَ لَهُمْ أَنَّهُ الْحَقُّ أَوَلَمْ يَكْفِ بِرَبِّكَ أَنَّهُ عَلَىٰ كُلِّ شَيْءٍ شَهِيدٌ ﴿٥٣﴾ أَلَا إِنَّهُمْ فِي مِرْيَةٍ مِّن لِّقَاءِ رَبِّهِمْ أَلَا إِنَّهُ بِكُلِّ شَيْءٍ مُّحِيطٌ ﴿٥٤﴾

٤٨٢

47 Илми вақти барпошавии қиёмат танҳо ба Парвардигор ҳавола мегардад.[1] Фақат Ӯ медонад, ки қиёмат кай ба вуқӯъ мепайвандад. Ҷуз Ӯ касе дар бораи он хабар надорад. Ва ҳеҷ меваҳо аз ғилофҳои худ, ки дар он нигаҳдорӣ мешаванд, намебароянд ва ҳеҷ ҷинси мода[2] бордор намегардад ва ҳамлашро таваллуд намекунад, магар он ки ин ҳама бо илми Парвардигор сурат мегирад. Ҳеҷ чизе аз иҳотаи илмаш берун нест. Ва эй бандаи ҳушманд, рӯзеро ба хотир биёр, ки Парвардигорат мушрикони бутпарастро барои ширк оварданашон сарзанишкунон фарёд мекунад: “**Он маъбудҳои ботилатон, ки онҳоро шарикони Ман мепиндоштед, куҷо ҳастанд?!**” Мушрикон бо ҳасрат мегӯянд: “**Инҷо наздат эътироф менамоем ва ба Ту эълон мекунем, ки аз миёни мо ҳеҷ кас бар шарик доштанат гувоҳӣ намедиҳад.**”

48 Ва он чи қаблан аз қабили бутҳо мепарастиданд, аз онҳо ғоиб мегардад ва яқин ҳосил мекунанд, ки онҳо аз азоби Худо ҳеҷ ҷои гурез надоранд.

49 Инсон аз талаби тандурустӣ, доропӣ, фарзанд ва дигар навъи неъматҳо хаста намешавад ва агар ба вай тангдастӣ, беморӣ ва дигар навъи мусибатҳо расад, пас аз раҳмати илоҳӣ **қалбан** ва **ҷисман**[3] сахт ноумед мегардад.

50 Ва агар Мо ба инсон аз назди Худ баъд аз он ки ба вай офат ва беморӣ расида буд, тандурустӣ, тавонгарӣ ва офият чашонем, ҳатман мегӯяд: “**Ин неъматҳо хос ба ман тааллуқ дорад. Чунки ман лоиқи ин навъ инъом мебошам. Ва гумон надорам, ки қиёмат барпо гардад. Ва агар фаразан, қиёмат ба вуқӯъ пайвандад ва ман ба сӯи Парвардигорам баргардонида шавам, бегумон дар назди Ӯ соҳиби тавонгарӣ ва доропӣ ҳастам.[4] Он гуна ки ба ман дар дунё неъмат дод, зеро арзандагии онро доштам, ҳамин тавр дар охират низ дар ҳаққам инъом мекунад.**” Пас ба дурустӣ, Мо кофиронро аз он чи аз куфру маъсият кардаанд, хабар медиҳем ва ба онҳо аз азоби ниҳоят сахт мечашонем.

51 Ва вақте Мо бар инсон бо неъмати тандурустӣ, офият ва дигар неъматҳо инъом намоем, аз зикру ибодат ғофил шуда, бо худписандӣ рӯй мегардонад ва худро дур месозад.[5] Ва вақте ба ӯ беморӣ, тангдастӣ ва дигар навъ сахтиҳо бирасад, пас вай дуои зиёд ва дурудароз карда, ба Парвардигор аз ранҷҳои худ шикоят мебарад, то онҳоро бартараф созад. Агар Худо бароях неъмат диҳад, шукргузорӣ намекунад ва агар ба мусибат дучор шавад, бесабрӣ менамояд.

52 Эй Паёмбар, ба ин мушрикони такзибгар бигӯ: “**Ба ман хабар диҳед! Агар ин Қуръон аз сӯи Аллоҳ (ч) омада бошад, сипас шумо ба он кофир гардед ва дурӯғаш шуморед, баъд аз ин ҳолатон чӣ мешавад?! Ва кӣ гумроҳтар аз он касест, ки бо вуҷуди равшан ва қавӣ будани ҳақиқат, бо он дар мухолифат ва адовати сахт[6] қарор дорад?!**”

53 Бешак, Мо анқариб нишонаҳои Худро ба кофирони Макка дар гӯшаву канораҳои замин бо кишваркушоии мусалмонон ва дар вуҷуди худи онҳо бо фатҳи Макка нишон хоҳем дод, то барояшон ҳақ будани Қуръон маълум гардад. Оё барои ин мушрикон ҳамин қадар басанда нест, ки Парвардигорат бар ҳама чиз Гувоҳ аст?! Оё шаҳодати Худо дар бораи аз сӯи Ӯ фуруд омадани Қуръон басанда нест?! Шаҳодати кӣ аз шаҳодати Ӯ бузургтар аст?! Агар мушрикон ҳақҷӯ мебуданд, шаҳодати Парвардигорашон барояшон басанда буд ва ба он иктифо мекарданд.

54 Огоҳ бошед! Ҳамоно мушрикон аз вохӯрии Парвардигорашон дар рӯзи қиёмат сахт шубҳа доранд. Чунки онҳо ба растохез ва охират имон надоранд. Ба ҳамин иллат, эшон бо анҷоми амалҳои нек барои рӯзи вопасин омодагӣ намебинанд. Огоҳ бошед! Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) бо илм ва қудраташ Иҳотагари ҳама чиз аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Вақти фаро расидани қиёмат танҳо назди Худо аст;
2.Тарзи муомилаи кофир бо неъмат ва мусибат ноҳамвор аст;
3.Ҳама чиз дар иҳотаи илм ва қудрати Худо қарор дорад.

1. Дар тарҷумаи феъли “يرد” ба маънои “**ҳавола кардан**” аз тафсири “**Таҳрир ва танвир**”-и Тоҳир ибни Ошур (р) истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)
2. Яъне, ҷинси мода аз навъи инсон ва ғайри инсон (**Мутарҷим**)
3. Қайди “**қалбан**” ва “**ҷисман**” ба эътибори калимаҳои “يئوس” ва “قنوط” оварда шуда аст. Ин ду вожа дар тарҷума маънои “**сахт ноумед**”-ро ифода мекунад. Аз ҳамин нигоҳ баъзе муфассирон гуфтаанд, калимаи дуюм дар ояти карима таъкиди калимаи якум аст. Яъне, гӯё вожаи дуюм танҳо ба хотири таъкид зикр шуда аст. Лекин дар асл ҳар яке аз ин ду калима дар алоҳидагӣ маънои амиқеро ифода менамояд. Муфассироне, ки ба калимоти Қуръон бештар аз нигоҳи қавоиди забони арабӣ менигаранд ва ба ҳар калима мӯшикофона диққат медиҳанд, мегӯянд, вожаи “**яъс**” ба маънои “**ноумедӣ бо қалб”** ва “**қунут**” ба маънои “**ноумедӣ бо бадан”** аст. Яъне, вақте шахс аз коре дилсард шавад, онро “**яъс**” ва чун асари дилсардӣ бар ҷисмаш намоён гардад, онро “**қунут**” меноманд. (**Мутарҷим**)
4. Ин сухан аз рӯи тамасхур гуфта мешавад. (**Мутарҷим**)
5. Ҷумлаи “نأى بجانبه” ба маънои “**худро дур кунад**” омада, киноя аз адами тафаккур дар бораи Парвардигори Соҳиби неъматҳо аст. (**Мутарҷим**)
6. Тоҳир ибни Ошур (р) мегӯяд, калимаи “بعيد” ба тариқи истиора ба маънои “**шадид**” аст. (**Мутарҷим**)

سُورَةُ الشُّورَىٰ — ترتيبها ٤٢ — آياتها ٥٣

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

حمٓ ١ عٓسٓقٓ ٢ كَذَٰلِكَ يُوحِيٓ إِلَيۡكَ وَإِلَى ٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِكَ
ٱللَّهُ ٱلۡعَزِيزُ ٱلۡحَكِيمُ ٣ لَهُۥ مَا فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَمَا فِي ٱلۡأَرۡضِۖ
وَهُوَ ٱلۡعَلِيُّ ٱلۡعَظِيمُ ٤ تَكَادُ ٱلسَّمَٰوَٰتُ يَتَفَطَّرۡنَ مِن فَوۡقِهِنَّۚ
وَٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ يُسَبِّحُونَ بِحَمۡدِ رَبِّهِمۡ وَيَسۡتَغۡفِرُونَ لِمَن فِي
ٱلۡأَرۡضِۗ أَلَآ إِنَّ ٱللَّهَ هُوَ ٱلۡغَفُورُ ٱلرَّحِيمُ ٥ وَٱلَّذِينَ ٱتَّخَذُواْ
مِن دُونِهِۦٓ أَوۡلِيَآءَ ٱللَّهُ حَفِيظٌ عَلَيۡهِمۡ وَمَآ أَنتَ عَلَيۡهِم بِوَكِيلٖ
٦ وَكَذَٰلِكَ أَوۡحَيۡنَآ إِلَيۡكَ قُرۡءَانًا عَرَبِيّٗا لِّتُنذِرَ أُمَّ ٱلۡقُرَىٰ وَمَنۡ
حَوۡلَهَا وَتُنذِرَ يَوۡمَ ٱلۡجَمۡعِ لَا رَيۡبَ فِيهِۚ فَرِيقٞ فِي ٱلۡجَنَّةِ وَفَرِيقٞ فِي
ٱلسَّعِيرِ ٧ وَلَوۡ شَآءَ ٱللَّهُ لَجَعَلَهُمۡ أُمَّةٗ وَٰحِدَةٗ وَلَٰكِن يُدۡخِلُ مَن
يَشَآءُ فِي رَحۡمَتِهِۦۚ وَٱلظَّٰلِمُونَ مَا لَهُم مِّن وَلِيّٖ وَلَا نَصِيرٍ ٨ أَمِ
ٱتَّخَذُواْ مِن دُونِهِۦٓ أَوۡلِيَآءَۖ فَٱللَّهُ هُوَ ٱلۡوَلِيُّ وَهُوَ يُحۡيِ ٱلۡمَوۡتَىٰ وَهُوَ
عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ قَدِيرٞ ٩ وَمَا ٱخۡتَلَفۡتُمۡ فِيهِ مِن شَيۡءٖ فَحُكۡمُهُۥٓ
إِلَى ٱللَّهِۚ ذَٰلِكُمُ ٱللَّهُ رَبِّي عَلَيۡهِ تَوَكَّلۡتُ وَإِلَيۡهِ أُنِيبُ ١٠



## СУРАИ “ШӮРО”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ЧИЛУ ДУЮМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ПАНҶОВУ СЕ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Баёни ҳақиқати пайғоми осмонӣ, нубуввати муҳаммадӣ ва зикри он ки рисолати Расули Худо (с) идомаи роҳи паёмбарони гузаштааст.

**Тафсир:**

1 “**Ҳо. Мим**” Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузаштааст.

2 “**Айн. Син. Қоф**” Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузаштааст.

3 Эй Муҳаммад (с), Аллоҳи дар интиқомгирӣ аз душман Ғолиби дар тадбир ва халқи халоиқ Ҳаким ба ту ва ба паёмбарони қабл аз ту гузашта ҳамин гуна пайғом мефиристад.[1]

4 Ҳар он чи дар осмонҳо ва ҳар он чи замин вуҷуд дорад, аз рӯи офариниш, моликият ва тадбир фақат аз Ӯст. Ва Ӯ Парвардигори бо Зот, мақом ва ғалаба аз ҳама чиз Бартару Бузургтар аст.

5 Аз азамати Парвардигор он аст, ки осмонҳо бо вуҷуди бузургӣ ва баландӣ қариб аст аз ҳайбат ва тарси Ӯ аз болои заминҳо пора-пора шаванд. Ва фариштагон бо изҳори аҷз ва таъзим Парвардигорашонро ба покӣ нисбат дода, ситоиш мекунанд ва аз Ӯ барои мӯъминони аҳли замин[2] омурзиш мехоҳанд. Огоҳ бошед! Ҳамоно Аллоҳ (ҷ) нисбат ба бандагони тавбакор бағоят Омурзандаи Меҳрубон аст.

6 Ва касоне, ки ҷуз Аллоҳи ягона бутҳоро шафоатгар ва маъбуди хештан мегиранд, Аллоҳ (ҷ) бар аъмолашон **Назораткунанда** ва дар камини онҳо аст. Он чи анҷом медиҳанд, тамоми онро сабт мекунад ва дар бадали ҳар амал ҷазояшон медиҳад. Ва ту Паёмбар вобасташудаи назорати аъмоли онҳо нестӣ. Аллоҳ (ҷ) туро аз кори онҳо намепурсад. Вазифаи ту танҳо аз таблиғи пайғоми илоҳӣ иборат аст.

7 Ва эй Паёмбар, чунончи Мо ба паёмбарони гузашта пайғом намудем, ба ҳамин монанд ба ту Қуръони бо забони арабиро пайғом фиристодем, то аҳли Макка[3] ва арабҳои сокини деҳаҳои атрофи он, инчунин тамоми мардуми рӯи заминро аз азоби Парвардигор бим бидиҳӣ ва онҳоро аз рӯзи қиёмат, ки Худо кулли халоиқро аз аввал то охир дар як макони ҳамвор барои бозпурсӣ ва гирифтани ҷазо ҷамъ месозад, битарсонӣ. Дар барпошавии қиёмат шак нест. Мардум он рӯз ба ду гурӯҳ ҷудо шуда, мӯъминон дар ҷаннат ва кофирон дар ҷаҳаннам қарор мегиранд.

8 Ва агар Аллоҳ (ҷ) мехост, ҳамаи мардумро уммати якпорчаи пайрави дини Ислом мекард ва онҳоро вориди ҷаннат месохт, валекин Ӯ аз рӯи ҳикмати Худ ҳар киро хоҳад, ба дини Ислом ва ҷаннат дохил мегардонад. Ва он бандагоне, ки бо куфру маъсият бар ҷонашон ситам кардаанд, онҳо дӯст ва мададрасоне надоранд, ки дӯсташон бигирад ва барояшон кӯмак расонда, аз азоби илоҳӣ наҷоташон бидиҳад.

9 Балки мушрикон ҷуз Аллоҳ (ҷ) маъбудҳои дигар гирифтаанд. Агар онҳо дар воқеъ маъбуд бихоҳанд,[4] пас Аллоҳ (ҷ) ягона Маъбуди барҳақ аст. Ҷуз Ӯ касе зарар ва фоида намерасонад. Ва ягона Аллоҳ (ҷ) ба мурдагон бо барангехтанашон барои бозпурсӣ ва гирифтани ҷазо ҳаёт мебахшад ва Ӯ бар ҳама чиз Тавоно аст.

10 Ва он чи шумо мардум дар мавриди он аз усули дин ё масоили ҷузъӣ ихтилоф мекунед, пас ҳукми он ба Аллоҳ (ҷ) ҳавола мегардад. Бояд барои ҳаллаш ба Қуръон ва суннат мурoҷиат шавад. Ин Соҳиби сифатҳои мазкур Аллоҳи Парвардигори ман аст. Дар тамоми корҳоям фақат ба Ӯ таваккул кардаам ва бо тавба танҳо сӯи Ӯ бармегардам.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Азамати Худо дар ҳама чиз намоён аст;

2.Фариштагон дар ҳаққи мӯъминон дуои нек мекунанд;

3.Қуръон ва суннат барои мӯъминон дар кулли корҳо, хусусан ҳангоми сар задани ихтилоф ду манбаи асосӣ ҳисоб мешаванд;

4.Сабаби махсус зикр кардани аҳли Макка ва арабҳои сокини деҳаҳои атрофаш дар он аст, ки маҳз ҳамин мардум рисолати Паёмбар (с)-ро инкор карда буданд. Бинобар ин, бояд хитоб нахуст ба онҳо равона мешуд. Ин сухан маънои онро надорад, ки Расули акрам (с) танҳо сӯи мардуми араб мабъус шудаанд, чунки дигар оятҳои Қуръони карим ҷаҳонӣ будани рисолати он касро собит месозад.

1. Яъне, он пайғоме, ки ба Паёмбар (с) меомад, ҳамон пайғоми ба паёмбарони собиқ омада буд. (**Мутарҷим**)
2. Мурод аз аҳли замин дар ин ояти карима мӯъминон ҳастанд. (**Мутарҷим**)
3. Сабаби “**أم القرى**” номгузорӣ шудани Макка дар қадимтарин сарзаминҳои арабӣ будани он аст. (**Мутарҷим**)
4. Ин ҷумла ҳамчун феъли шарти маҳзуф аз сӯи банда бо такя ба тафсири “**Таҳрир ва Танвир**”-и Имом Тоҳир ибни Ошур (р) илова шуда аст. Зеро ҳарфи “**фо**” дар оят аз нигоҳи қоидаи наҳви арабӣ “**фои фасеҳа**” (**ҳарфи ошкорсозандаи ҷумлаи маҳзуф**) аст. (**Мутарҷим**)

فَاطِرُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ ۚ جَعَلَ لَكُم مِّنْ أَنفُسِكُمْ أَزْوَٰجًا
وَمِنَ ٱلْأَنْعَٰمِ أَزْوَٰجًا ۖ يَذْرَؤُكُمْ فِيهِ ۚ لَيْسَ كَمِثْلِهِۦ شَىْءٌ ۖ وَهُوَ
ٱلسَّمِيعُ ٱلْبَصِيرُ ﴿١١﴾ لَهُۥ مَقَالِيدُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ ۖ يَبْسُطُ
ٱلرِّزْقَ لِمَن يَشَآءُ وَيَقْدِرُ ۚ إِنَّهُۥ بِكُلِّ شَىْءٍ عَلِيمٌ ﴿١٢﴾ ۞ شَرَعَ
لَكُم مِّنَ ٱلدِّينِ مَا وَصَّىٰ بِهِۦ نُوحًا وَٱلَّذِىٓ أَوْحَيْنَآ إِلَيْكَ وَمَا
وَصَّيْنَا بِهِۦٓ إِبْرَٰهِيمَ وَمُوسَىٰ وَعِيسَىٰٓ ۖ أَنْ أَقِيمُوا۟ ٱلدِّينَ
وَلَا تَتَفَرَّقُوا۟ فِيهِ ۚ كَبُرَ عَلَى ٱلْمُشْرِكِينَ مَا تَدْعُوهُمْ إِلَيْهِ ۚ ٱللَّهُ
يَجْتَبِىٓ إِلَيْهِ مَن يَشَآءُ وَيَهْدِىٓ إِلَيْهِ مَن يُنِيبُ ﴿١٣﴾ وَمَا تَفَرَّقُوٓا۟
إِلَّا مِنۢ بَعْدِ مَا جَآءَهُمُ ٱلْعِلْمُ بَغْيًۢا بَيْنَهُمْ ۚ وَلَوْلَا كَلِمَةٌ سَبَقَتْ
مِن رَّبِّكَ إِلَىٰٓ أَجَلٍ مُّسَمًّى لَّقُضِىَ بَيْنَهُمْ ۚ وَإِنَّ ٱلَّذِينَ أُورِثُوا۟
ٱلْكِتَٰبَ مِنۢ بَعْدِهِمْ لَفِى شَكٍّ مِّنْهُ مُرِيبٍ ﴿١٤﴾ فَلِذَٰلِكَ
فَٱدْعُ ۖ وَٱسْتَقِمْ كَمَآ أُمِرْتَ ۖ وَلَا تَتَّبِعْ أَهْوَآءَهُمْ ۖ وَقُلْ
ءَامَنتُ بِمَآ أَنزَلَ ٱللَّهُ مِن كِتَٰبٍ ۖ وَأُمِرْتُ لِأَعْدِلَ بَيْنَكُمُ ۖ
ٱللَّهُ رَبُّنَا وَرَبُّكُمْ ۖ لَنَآ أَعْمَٰلُنَا وَلَكُمْ أَعْمَٰلُكُمْ ۖ لَا حُجَّةَ
بَيْنَنَا وَبَيْنَكُمُ ۖ ٱللَّهُ يَجْمَعُ بَيْنَنَا ۖ وَإِلَيْهِ ٱلْمَصِيرُ ﴿١٥﴾

ربع الحزب ٤٩



11 Аллоҳ (ч) бидуни намунаи собиқ Падидоварандаи осмонҳо ва замин аст. Барои шумо аз навъи худатон ҷуфтҳо ва инчунин ба хотири нафъи шумо аз чаҳорпоён (**шутуру гову гӯсфанду буз**) ҷинси нарина ва модина[1] офарид. Аллоҳ (ч) шуморо бо издивоҷи ҷуфтҳои нарина ва модина афзун гардонида, дар замин мунташир месозад[2] ва бароятон аз гӯшт ва шири чаҳорпоён рӯзӣ медиҳад. Ҳеҷ чизе аз махлуқот ба Ӯ шабоҳат надорад. Ва Ӯ **Шунавандаи** гуфтори бандагон, **Бинандаи** кирдори онҳост. Чизе аз доираи илмаш дур нест ва дар муқобили ҳар амал ба соҳибаш подош хоҳад дод. Агар банда кори нек кард, подоши нек ва агар кори бад кард, подоши бад мебинад.

12 Калидҳои хазинаҳои осмонҳо ва замин фақат аз Аллоҳ (ч) аст. Ӯ ризқро бо мақсади санҷиши сипосгузорӣ ва носипосӣ ба ҳар ки аз бандагонаш хоҳад, фарох ва онро бо мақсади санҷиши сабр ва бесабрӣ ба ҳар ки хоҳад, танг месозад. Бешак, Ӯ **Донандаи** ҳамаи чиз аст. Ҳеҷ чиз аз Ӯ пӯшида намемонад.

13 Аллоҳ (ч) барои шумо аз дин мисли он чи Нӯҳро ба таблиғ ва татбиқаш амр кард ва он чи ба ту Паёмбар (с) ваҳй фиристодем ва он чи Иброҳим ва Мӯсо ва Исоро ба таблиғ ва татбиқаш фармон додем, баён ва изҳор намуд.[3] Хулосаи фармонамон ба паёмбарон аз он иборат буд, ки динро барпо намоед[4] ва дар он ба пароканда гӣ роҳ надиҳед. Он чи мушриконро ба сӯи он даъват мекунед, ки яктопараст шаванд ва аз ширк худдорӣ кунанд, бар онҳо ниҳоят сангин ва бузург аст. Аллоҳ (ч) аз бандагонаш ҳар киро хоҳад, бармегузинад ва ба вай тавфиқи ҳидоят ба итоату ибодатро медиҳад ва ҳар ки бо тавба ба итоаташ баргардад, ӯро ба сӯи Хеш раҳнамоӣ мекунад.

14 Ва кофирону мушрикон дар бораи дин пароканда нашуданд, магар баъд аз ба онҳо омадани илм[5] оиди ҳақиқат ва биъсати Паёмбар Муҳаммад (с) ва иллати ба гурӯҳи кофиру мӯъмин ҷудо шудани онҳо адоват, ҳасад ва зулмашон аст.[6] Ва агар ирода ва тақдири[7] дар илми Парвардигорат гузашта, ки азоби инҳоро то мӯҳлати наздаш маълум (**қиёмат**) ба таъхир мегузорад, вуҷуд намедошт, ҳатман дар байнашон қазоват мекард ва дар дунё қабл аз охират ба хотири куфр ва дурӯғгӯ шумурдани паёмбарон азобашон мекард. Ва бешак, он касоне аз яҳуду насорои ҳамасри ту Муҳаммад (с), ки ба онҳо баъд аз гузаштагонашон ва баъд аз ин мушрикони дар дин парокандашуда Таврот ва Инҷил ба мерос дода шуд, оиди Қуръон дар шакки изтиробангез қарор доранд.

15 Пас эй Паёмбар, мардумро ба сӯи ин дини рост даъват кун ва дар ин роҳ ҳамон гуна ки Худо туро амр кардааст, устувор бимон ва аз хостаҳои ботили мушрикон ва аҳли Китоб пайравӣ макун.[8] Ва ҳангоми баҳс бо онҳо бигӯ: **"Ман ба ҳамаи китобҳое, ки Худо ба паёмбарони Худ нозил намудааст, имон дорам ва Ӯ маро фармон додааст, то дар байни шумо одилона доварӣ намоям. Аллоҳ Парвардигори ман ва Парвардигори шумо аст. Аъмоли мо аз худамон ва аъмоли шумо аз худатон аст. Худо ба ҳамаи мову шумо новобаста аз нек ё бад будани амаламон ҷазои сазовор хоҳад дод. Парвардигор мо ва шуморо аз корҳои якдигар намепурсад, балки ҳар кас ҷавобгӯи кирдори худ аст. Байни мо ва байни шумо баъди равшан гаштани ҳуҷҷат ва роҳамон ҷидоле нест.[9] Аллоҳ (ч) байни ҳамаамон ҷамъ месозад ва бозгашт танҳо ба сӯи Ӯ буда, дар онҷо ба ҳар нафар подоши сазовор медиҳад. Он вақт ростгӯӣ аз дурӯғгӯӣ ва ҳақ аз ботил ҷудо мегардад."**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Усули дини ҳамаи паёмбарон воҳид аст;
2. Якпорчагӣ дорои аҳамияти зиёд ва ихтилоф дар дин хатарнок мебошад;
3. Дурустии бунёд, устуворӣ дар он, дурӣ аз пайравии хостаҳои нафс, риояи адолат, диққат додан атрофи масоили муштарак, тарки баҳси бесамар ва ёдоварии фарҷоми умумӣ аз аломатҳои комёбии даъват ба сӯи Худо аст.

1. Хитоб дар ин ояти карима аз **боби тағлиб** ба инсонҳо равона шуда аст. Аммо чаҳорпоён низ зимнан дар он дохиланд. Яъне, Худо ба сабаби якҷо шудани ҷинси нарина ва модинаи чаҳорпоёни мазкур наслашонро дар замин зиёд ва мунташир мегардонад, то бандагон аз ширу гӯсту пуст ва ғайраи онҳо истифода баранд. (**Мутарҷим**)
2. Феъли "ذرأ" ба маънои **афзун** ва **мунташир сохтан** аст. (**Мутарҷим**)
3. Калимаи "شرع" дар ояти карима ба маънои "**баён ва изҳор**" омада аст. (**Мутарҷим**)
4. Мақсад аз барпо доштани дин, **иҷрои амру наҳйи он** ва **итоати комил аз паёмбарон** аст. (**Мутарҷим**)
5. Ин оят бештар арзандаи мазаммат будани онҳоро нишон медиҳад. Чунки пароканда шудани онҳо на аз рӯи ҷаҳолат, балки дидаву дониста сурат гирифта буд. (**Мутарҷим**)
6. Калимаи "بغي" дар ин оят ба маънои "**адоват**", "**ҳасад**", "**дунёхоҳӣ**" ва "**зулм**" аст. (**Мутарҷим**)
7. Вожаи "**Калима**" дар ояти карима ба тариқи истиора ба маънои **ирода** ва **тақдир** аст. (**Мутарҷим**)
8. Мақсад наҳйи мӯъминон аз пайравии хостаҳои аҳли Китоб ва мушрикон аст. (**Мутарҷим**)
9. Яъне, вақте ҳақиқат равшан аст, ҳоҷати баҳс нест. (**Мутарҷим**)

وَٱلَّذِينَ يُحَآجُّونَ فِي ٱللَّهِ مِنۢ بَعۡدِ مَا ٱسۡتُجِيبَ لَهُۥ حُجَّتُهُمۡ
دَاحِضَةٌ عِندَ رَبِّهِمۡ وَعَلَيۡهِمۡ غَضَبٞ وَلَهُمۡ عَذَابٞ شَدِيدٌ
١٦ ٱللَّهُ ٱلَّذِيٓ أَنزَلَ ٱلۡكِتَٰبَ بِٱلۡحَقِّ وَٱلۡمِيزَانَۗ وَمَا يُدۡرِيكَ
لَعَلَّ ٱلسَّاعَةَ قَرِيبٞ ١٧ يَسۡتَعۡجِلُ بِهَا ٱلَّذِينَ لَا يُؤۡمِنُونَ
بِهَاۖ وَٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ مُشۡفِقُونَ مِنۡهَا وَيَعۡلَمُونَ أَنَّهَا ٱلۡحَقُّۗ
أَلَآ إِنَّ ٱلَّذِينَ يُمَارُونَ فِي ٱلسَّاعَةِ لَفِي ضَلَٰلِۭ بَعِيدٍ ١٨
ٱللَّهُ لَطِيفُۢ بِعِبَادِهِۦ يَرۡزُقُ مَن يَشَآءُۖ وَهُوَ ٱلۡقَوِيُّ ٱلۡعَزِيزُ
١٩ مَن كَانَ يُرِيدُ حَرۡثَ ٱلۡأٓخِرَةِ نَزِدۡ لَهُۥ فِي حَرۡثِهِۦۖ وَمَن
كَانَ يُرِيدُ حَرۡثَ ٱلدُّنۡيَا نُؤۡتِهِۦ مِنۡهَا وَمَا لَهُۥ فِي ٱلۡأٓخِرَةِ
مِن نَّصِيبٍ ٢٠ أَمۡ لَهُمۡ شُرَكَٰٓؤُاْ شَرَعُواْ لَهُم مِّنَ ٱلدِّينِ
مَا لَمۡ يَأۡذَنۢ بِهِ ٱللَّهُۚ وَلَوۡلَا كَلِمَةُ ٱلۡفَصۡلِ لَقُضِيَ بَيۡنَهُمۡۗ
وَإِنَّ ٱلظَّٰلِمِينَ لَهُمۡ عَذَابٌ أَلِيمٞ ٢١ تَرَى ٱلظَّٰلِمِينَ
مُشۡفِقِينَ مِمَّا كَسَبُواْ وَهُوَ وَاقِعُۢ بِهِمۡۗ وَٱلَّذِينَ
ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ فِي رَوۡضَاتِ ٱلۡجَنَّاتِۖ لَهُم
مَّا يَشَآءُونَ عِندَ رَبِّهِمۡۚ ذَٰلِكَ هُوَ ٱلۡفَضۡلُ ٱلۡكَبِيرُ ٢٢



16 Ва он касоне, ки дар бораи дини Паёмбар Муҳаммад (с)[1] баъд аз он ки мардум онро пазируфтанд, ҷидол мекунанд, то дигаронро ба шак андозанд, ҳуҷҷати ин ҷидолгарон назди Парвардигорашон ва низ назди мӯъминон беасари заволёбанда аст. Ва бар онҳо аз сабаби куфр варзидан ва инкор намудани ҳақиқат ғазаби илоҳӣ ва рӯзи қиёмат барояшон азоби ниҳоят сахт аст.

Чун Худо дар ояти мазкур бутлони далели кофиронро овард, дар ояти зерин асоси ҳуҷҷатҳои саҳеҳи фарди мусалмонро, ки Қуръон аст, баён карда гуфт:

17 Аллоҳ (ч) Зотест, ки Қуръонро ба ҳақ ва шомили ростӣ ва низ тарозӯи адолатро[2] нозил кардааст, то қазоват дар байни мардум бар асоси инсоф сурат гирад. Ва чӣ басо барпошавии қиёмат, ки ин ҷамоа онро дурӯғ мешуморанд, наздик бошад. Он чи оманданист, наздик аст.

18 Он касоне, ки ба қиёмат имон надоранд, зудтар омадани онро металабанд. Зеро онҳо ба бозпурсӣ, подошу уқубати охират мӯътақид нестанд. Ва мӯъминон аз вуқӯи қиёмат дар ҳаросанд, чунки аз масири худ дар он рӯз метарсанд ва яқинан медонанд, ки қиёмат ҳақ аст. Огоҳ бошед! Ҳамоно он касоне, ки дар бораи қиёмат ҷидол мекунанд ва дигаронро ба шак меандозанд, бегуфтугӯ, дар гумроҳии ниҳоят дур аз ҳақ қарор доранд.

19 Аллоҳ (ч) нисбат ба бандагонаш Соҳиби лутфи зиёд аст.[3] Ба ҳар ки хоҳад, рӯзӣ медиҳад. Ризқи ҳар киро хоҳад, фарох ва аз ҳар киро хоҳад, танг мегардонад. Танг сохтани рӯзии бандагон аз рӯи раҳмат ва ҳикмати илоҳӣ сурат мегирад. Агарчи дар назари бандагон ҳикмати камрӯзӣ гаштанашон ошкор набошад, вале он аз раҳмат ва ҳикмати Парвардигор холӣ нест. Ва Ӯ Зоти Нерӯманду Ғолиби аз душманонаш Интиқомгир аст.

20 Ҳар ки бо анҷоми амалҳои шоиста савоби охиратро бихоҳад, савобашро дучанд мегардонем. Дар ивази як некӣ аз даҳ то ҳафсад ва аз он бештар аҷр мегирад. Ва ҳар ки танҳо дунёро бихоҳад, аз он ба вай саҳми дар тақдираш муайянро медиҳем ва дар охират ҳеҷ саҳме надорад. Зеро ӯ дунёро аз сарои абадии охират муқаддам гузоштааст.

21 Ё мушрикон маъбудҳое доранд, ки барояшон чизҳоеро аз дин ба мисли ширк овардан, ҳалол донистани ҳаром ва ҳаром донистани ҳалол, ки Аллоҳ (ч) рухсат надодааст, муқаррар сохтаанд?! Ва агар иродаю тақдири Худо, ки доварии ихтилофкунандагони умури динро то фаро расидани вақти муайян ба таъхир мегузорад, вуҷуд намедошт, ҳатман дар байнашон қазоват мекард. Ва ҳамоно барои он бандагоне, ки бо ширку маъсият бар ҷони худ ситам мекунанд, дар қиёмат азоби дардовар аст.

22 Ва ту эй бандаи ҳушманд, шахсони бо ширку гуноҳ бар ҷони хеш ситамкардаро ба сабаби он чи аз гуноҳ анҷом додаанд, аз уқубат ҳаросон мебинӣ, ҳол он ки он азоби амали содир кардаашон бар онҳо ногузир воқеъшаванда аст. Тарси холӣ аз тавба судашон намебахшад. Ва касоне, ки ба Худову фиристодагонаш имон меоранд ва амалҳои шоиста мекунанд, бар хилофи золимон дар бошарафтарин, хуштарин ва олитарин қитъаҳои[4] ҷаннат қарор гирифта, аз неъматҳои он лаззат мебаранд. Барояшон назди Парвардигорашон ҳар он чи аз неъматҳои абадӣ мехоҳанд, мавҷуд аст. Ин фазли бузургест, ки ҳеҷ фазле бо он баробар нест.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Тарси мӯъмин аз даҳшатҳои қиёмат ӯро барои омодашавии он рӯз ёрӣ мерасонад;
2. Худо бар бандагон Соҳиби лутфи зиёд аст. Бинобар ин, ризқро аз рӯи раҳмату ҳикматаш бар онҳо фарох ва танг мегардонад;
3. Муқаддам гузоштани охират аз дунё оқибати ниҳоят хатарнок дорад.

1. Мурод аз "**ҷидол дар бораи Худо**" ҷидол оиди дини Паёмбар (с) аст. (**Мутарҷим**)
2. Изофаи калимаи "**тарозӯ**" ба вожаи "**адолат**" изофаи баёнӣ аст. Яъне, калимаи "**адолат**" маънои "**тарозӯ**"-ро равшан месозад. Аҳли тафсир мегӯянд, тарозӯ дар ояти карима истиора аз адолат мебошад. (**Мутарҷим**)
3. Яъне, тарзе ба бандагон суд мерасонад ва аз онҳо балоро дур мегардонад, ки дарк карданаш ниҳоят нозук аст. (**Мутарҷим**)
4. Калимаи "**روضات**" ба маънои **бошарафтарин**, **хуштарин** ва **олитарин қитъа** аст. (**Мутарҷим**)



23 Ин муждаи бузургест, ки Аллоҳ (ч) тавассути фиристодагони Худ он бандагонашро, ки имон овардаанд ва корҳои шоиста кардаанд, ба он башорат медиҳад. Эй Паёмбар, бигӯ: “**Ман аз шумо дар ивази таблиғам музд намехоҳам, ҷуз як чиз, ки манфиати он ба худатон бармегардад. Чизи аз шумо мехостаам он аст, ки маро ба хотири қаробати хешовандии дар байнатон доштаам дӯст бидоред.**” Ва ҳар ки амали нек кунад, Мо дар он амал аҷрашро афзун месозем. Дар бадали як амали нек аз даҳ то ҳафсад савоб ва аз он ҳам аҷри бештар мегирад. Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) Омурзандаи Сипосгузор[1] аст. Гуноҳи бандагони тавбакорашро меомурзад ва ба амалҳои холисонаашон бо дучанд сохтани аҷрашон изҳори сипосгузорӣ мекунад.

24 Мушрикон мепиндоранд, ки Паёмбар (с) Қуръонро аз назди хеш бофта, онро бардурӯғ ба Аллоҳ (ч) нисбат медиҳад. Аллоҳ (ч) дар ҷавоби гумони ботилашон мегӯяд: **“Эй Паёмбар, агар қасди бар Ман дурӯғ бофтан дар дилат хутур кунад, бар дилат мӯҳр мезанам.”** Вақте чунин ҳолат пеш наомадааст, пас ин далели он аст, ки Қуръон аз сӯи Аллоҳ (ч) омадааст. Ва Аллоҳ (ч) ботилро маҳв месозад ва ҳақро ба сабаби калимоташ[2] боқӣ мегузорад. Ба дурустӣ, Ӯ Донандаи асрори қалби бандагон аст. Ҳеҷ чиз аз Ӯ пӯшида нест.

25 Ва Аллоҳ (ч) Зотест, ки тавбаи бандагонашро аз куфру маъсият агар тавба кунанд, мепазирад ва аз аъмоли бади онҳо дармегузарад ва он чи анҷом медиҳед, медонад. Корҳоятон аз Ӯ пӯшида намемонад ва дар ивази он ба шумо ҷазои сазовор хоҳад дод.

26 Ва дуои касонеро, ки имон меоранд ва амалҳои шоиста анҷом медиҳанд, мепазирад ва бар онҳо аз фазлаш бо додани он чи дархост накардаанд, афзун месозад. Ва барои кофирон дар рӯзи қиёмат азоби ниҳоят сахт аст.

27 Ва агар Худо ризқро барои ҳамаи бандагонаш фарох мекард, бегумон дар замин худписандию ситам мекарданд ва аз ҳадди лоиқи бандагӣ таҷовуз менамуданд.[3] Валекин Парвардигор ризқро он андоза кам ё зиёд фуруд меоварад, ки Худ мехоҳад. Ба дурустӣ ки Ӯ ба аҳволи бандагонаш Бохабари Бино аст. Бахшидан ва боз доштани ризқ аз рӯи ҳикмати илоҳӣ сурат мегирад.

28 Ва Аллоҳ (ч) Зотест, ки боронро бар бандагонаш баъд аз он ки аз он ноумед мешаванд, фуруд меорад ва борони осори раҳматашро пароканда карда, заминро бо рӯёнидани наботот зинда месозад. Ва Ӯ **Корсози** корҳои бандагон буда, дар ҳама ҳолатҳо **Сутуда аст**.

29 Ва осмонҳову замин ва он чи дар он аз махлуқоти шигифтангез паҳн намудааст, аз аломатҳои ягонагӣ ва қудрати Аллоҳ (ч) аст. Ва Ӯ бар ҷамъоварии шумо барои бозпурсӣ ва ҷазо ҳар вақт инро бихоҳад, Қодир аст. Чунончи бори нахуст офаридани халоиқ Аллоҳ (ч)-ро оҷиз насохт, ҳамин гуна дубора ҷамъ карданашон низ Ӯро оҷиз намесозад.

30 Ва эй мардум, он чи аз мусибат дар ҷон ё молатон расидааст, ҳамааш ба сабаби гуноҳонест, ки худатон анҷом додаед. Ва Аллоҳ (ч) аз бештари гуноҳонатон даргузашта, барои он муҷозотатон намекунад.

31 Ва агар Аллоҳ (ч) муҷозотатонро хоҳад, шумо бар наҷот ёфтан аз он қодир нестед. Ва шумо ҷуз Аллоҳ (ч) ҳеҷ корсоз ва ёвар надоред, ки корҳоятонро сарпарастӣ кунад ва ёриатон дода, аз уқубат раҳоятон созад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Даъватгар танҳо аз Худо музд мехоҳад;

2.Фарох ва танг сохтани рӯзии бандагон бо ҳикмати волои илоҳӣ сурат мегирад. Гоҳо ин ҳикмат аз мардум пӯшида мемонад;

3.Гуноҳ аз муҳимтарин омилҳои мусибат аст.

---

1. Имом Алусӣ (р) дар тафсири “**Рӯҳ-ул-маонӣ**” мегӯяд, маънои сипосгузории Худо он аст, ки аҷри бандагони итоаткорашро ба пуррагӣ медиҳад ва аз фазлаш бар он илова мекунад. (**Мутарҷим**)

2. Мурод аз калимоти Худо дар ин оят Қуръон ва ваҳйи бар Паёмбар (с) нозил шуда аст. (**Мутарҷим**)

3. Феъли “**بغـــوا**” дар маъхазҳои тафсир ба маъноҳои “**ситам**”, “**кибр**” ва “**гузаштан аз ҳадди лоиқи бандагӣ”** тафсир шуда аст. Дар тарҷума ин маъноҳоро якҷо ҷамъ намудаем. (**Мутарҷим**)

وَمِنْ ءَايَٰتِهِ ٱلْجَوَارِ فِى ٱلْبَحْرِ كَٱلْأَعْلَٰمِ ٣٢ إِن يَشَأْ يُسْكِنِ ٱلرِّيحَ
فَيَظْلَلْنَ رَوَاكِدَ عَلَىٰ ظَهْرِهِۦٓ ۚ إِنَّ فِى ذَٰلِكَ لَءَايَٰتٍ لِّكُلِّ صَبَّارٍ شَكُورٍ
٣٣ أَوْ يُوبِقْهُنَّ بِمَا كَسَبُوا۟ وَيَعْفُ عَن كَثِيرٍ ٣٤ وَيَعْلَمَ ٱلَّذِينَ
يُجَٰدِلُونَ فِىٓ ءَايَٰتِنَا مَا لَهُم مِّن مَّحِيصٍ ٣٥ فَمَآ أُوتِيتُم مِّن شَىْءٍ فَمَتَٰعُ
ٱلْحَيَوٰةِ ٱلدُّنْيَا ۖ وَمَا عِندَ ٱللَّهِ خَيْرٌ وَأَبْقَىٰ لِلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ وَعَلَىٰ رَبِّهِمْ
يَتَوَكَّلُونَ ٣٦ وَٱلَّذِينَ يَجْتَنِبُونَ كَبَٰٓئِرَ ٱلْإِثْمِ وَٱلْفَوَٰحِشَ وَإِذَا مَا
غَضِبُوا۟ هُمْ يَغْفِرُونَ ٣٧ وَٱلَّذِينَ ٱسْتَجَابُوا۟ لِرَبِّهِمْ وَأَقَامُوا۟ ٱلصَّلَوٰةَ
وَأَمْرُهُمْ شُورَىٰ بَيْنَهُمْ وَمِمَّا رَزَقْنَٰهُمْ يُنفِقُونَ ٣٨ وَٱلَّذِينَ إِذَآ أَصَابَهُمُ
ٱلْبَغْىُ هُمْ يَنتَصِرُونَ ٣٩ وَجَزَٰٓؤُا۟ سَيِّئَةٍ سَيِّئَةٌ مِّثْلُهَا ۖ فَمَنْ عَفَا
وَأَصْلَحَ فَأَجْرُهُۥ عَلَى ٱللَّهِ ۚ إِنَّهُۥ لَا يُحِبُّ ٱلظَّٰلِمِينَ ٤٠ وَلَمَنِ ٱنتَصَرَ
بَعْدَ ظُلْمِهِۦ فَأُو۟لَٰٓئِكَ مَا عَلَيْهِم مِّن سَبِيلٍ ٤١ إِنَّمَا ٱلسَّبِيلُ عَلَى
ٱلَّذِينَ يَظْلِمُونَ ٱلنَّاسَ وَيَبْغُونَ فِى ٱلْأَرْضِ بِغَيْرِ ٱلْحَقِّ ۚ أُو۟لَٰٓئِكَ
لَهُمْ عَذَابٌ أَلِيمٌ ٤٢ وَلَمَن صَبَرَ وَغَفَرَ إِنَّ ذَٰلِكَ لَمِنْ عَزْمِ
ٱلْأُمُورِ ٤٣ وَمَن يُضْلِلِ ٱللَّهُ فَمَا لَهُۥ مِن وَلِىٍّ مِّنۢ بَعْدِهِۦ ۗ وَتَرَى
ٱلظَّٰلِمِينَ لَمَّا رَأَوُا۟ ٱلْعَذَابَ يَقُولُونَ هَلْ إِلَىٰ مَرَدٍّ مِّن سَبِيلٍ ٤٤



(32) Ва киштиҳои дар баҳр ҳаракаткунандаи ба эътибори баландӣ монанди кӯҳҳо, аз аломатҳои қудрат ва ягонагии Аллоҳ (ҷ) аст.
(33) Агар Аллоҳ (ҷ) биҳоҳад, бодҳои таҳрикдиҳандаи киштиҳоро аз вазидан боз медорад, пас аз ҳаракаташон бар рӯи баҳр боз меистанд. Ҳамоно дар он чи аз офаридани киштиҳо ва мусаххар сохтани бодҳо зикр карда шуд, барои ҳар каси дар мусибат бисёр сабркунандаву дар неъмат бисёр шукргузор далолатҳои равшани қудрати илоҳӣ аст.
(34) Ё агар хоҳад, киштиҳоро ба сабаби гуноҳоне, ки мардум анҷом медиҳанд, бо фиристодани тундбодҳо ғарқ мегардонад ва Аллоҳ (ҷ) аз бисёри гуноҳи мардум даргузашта, муҷозоташон намекунад.
(35) Ва Аллоҳ (ҷ) чунин мекунад, то он касоне, ки дар бораи оятҳои илоҳӣ бо ҳадафи ботил сохтанашон ҷидол мекунанд, вақти ғарқшавии киштиҳо бидонанд, ки аз ҳалокат ҷойи гурез надоранд. Барои ҳамин, онҳо дар он лаҳзаҳо танҳо ба Аллоҳ (ҷ) рӯй меоранд ва ғайри Ӯро аз ёд мебароранд.
(36) Пас он чи ба шумо мардум аз дороӣ, мансаб, фарзанд ва ғайра дода мешавад, матои заволёбандаи ҳаёти дунё аст. Ва он чи аз неъмати абадии ҷаннат назди Аллоҳ (ҷ) омода шудааст, беҳтар ва пояндатар аст. Ин неъмати абадии ҷаннат хос барои он касоне омода шудааст, ки ба Аллоҳу паёмбарона имон меоранд ва мудом дар корҳои худ танҳо бар Парвардигорашон таваккул мекунанд.[1]
(37) Ва касоне, ки[2] аз гуноҳони кабира ва қабеҳ дурӣ меҷӯянд ва чун аз амал ё сухани касе хашмгин шаванд, аз лағжишаш дармегузаранд ва ҷазояш намедиҳанд. Ин даргузаштан аз лағжиши дигарон агар дар он хайр ва манфиат бошад, аз рӯи фазли онҳост.
(38) Ва касоне, ки бо иҷрои дастурот ва тарки мамнӯот ба даъвати Парвардигорашон посух медиҳанд ва намозро дар комилтарин сурати он барпо медоранд ва бо ҳам оиди корҳои муҳим машварат мекунанд ва аз он чи рӯзиашон сохтаем, ба хотири касби ризои илоҳӣ дар роҳи хайр харҷ менамоянд.
(39) Ва касоне, ки чун ба онҳо зулм расад, аз золим агар лоиқи афв набошад, барои ҳифзи иззати хеш интиқом меситонанд. Ситонидани интиқом аз золим, махсусан дар сурате, ки бахшиданаш ба манфиати кор нест, ҳаққи онҳост.
(40) Ҷазои бадӣ ба монанди он бадӣ аст. Ҳар ки хоҳад, метавонад ҳаққи худро бигирад, аммо ба шарте, ки нисбат ба тарафи дигар зулм накунад ва аз ҳад нагузарад. Пас ҳар ки аз шахси нисбаташ бадӣ карда гузашт намуда, ҷазояш надиҳад ва тирагии байни худ ва бародарашро ислоҳ созад, пас подошаш бар Аллоҳ (ҷ) аст. Бешак, Аллоҳ (ҷ) онҳоеро, ки дар ҷон, мол ва номуси мардумон ситам мекунанд, дӯст намедорад, балки ба ин тоифа сахт нафрат дорад.
(41) Ва яқинан ҳар ки баъд аз мавриди ситам қарор гирифтанаш аз золим интиқом ситонад, пас бар ин ҷамоаи интиқогиранда сарзаниш ва уқубате нест, зеро онҳо ҳаққи хешро гирифтаанд.
(42) Ҳамоно сарзаниш ва уқубат бар касоне аст, ки ба мардум зулм раво мебинанд ва дар замин муртакиби маъсият мешаванд ва баноҳақ кибр ва фасод мекунанд. Дар охират ин тоифаро азоби дардовар аст.
(43) Ва ҳар шахсе бар озори дигарон сабр мекунад ва гуноҳашонро мебахшад, ин сабр намудан ва бахшидан барои он шахс ва ҷомеа некӣ оварда, ин ду хислат аз талаботи шаръӣ ва сазовори ситоиш буда, танҳо бандаи аз ахлоқ дорои саҳми азим ба он комёб мегардад.
(44) Ва Аллоҳ (ҷ) ҳар киро аз ҳидоят маҳрум сохта, барояш тавфиқ надиҳад, пас он банда баъд аз Аллоҳ (ҷ) корсозе надорад, ки корашро сарпарастӣ кунад. Ва касоне, ки бо куфр ва гуноҳ бар ҷонашон ситам мекунанд, чун рӯзи қиёмат азобро мушоҳида кунанд, онҳоро мебинӣ, ки бо таманно мегӯянд: "**Оё барои бозгашт ба дунё роҳе ҳаст, ки мо баргардем ва аз кардаҳоямон тавба кунем?**"

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Сабр ва шукр ду сабаби асосии ба даст овардани тавфиқ барои ибрат гирифтан аз оятҳои Худо мебошад;

2.Шӯро дар Ислом ҷойгоҳи бузург дорад;

3.Интиқом ситонидан аз золим ба андозаи зулмаш ҷоиз, аммо аз гуноҳаш даргузаштан беҳтар аст.

1. Пешоянди "ل" дар "**للذين آمنوا**" бо маҳалли тааллуқаш хабари мубтадои маҳзуф аст. (**Мутарҷим**)
2. Ин оят бо ду ояти минбаъда аз лиҳози наҳви арабӣ ба "**للذين**"-и ояти қаблӣ атф шуда, идомаи сифати бандагони аҳли ҷаннат аст. (**Мутарҷим**)




وَتَرَىٰهُمْ يُعْرَضُونَ عَلَيْهَا خَٰشِعِينَ مِنَ ٱلذُّلِّ يَنظُرُونَ
مِن طَرْفٍ خَفِيٍّ ۗ وَقَالَ ٱلَّذِينَ ءَامَنُوٓا۟ إِنَّ ٱلْخَٰسِرِينَ ٱلَّذِينَ
خَسِرُوٓا۟ أَنفُسَهُمْ وَأَهْلِيهِمْ يَوْمَ ٱلْقِيَٰمَةِ ۗ أَلَآ إِنَّ ٱلظَّٰلِمِينَ
فِى عَذَابٍ مُّقِيمٍ ٤٥ وَمَا كَانَ لَهُم مِّنْ أَوْلِيَآءَ يَنصُرُونَهُم
مِّن دُونِ ٱللَّهِ ۗ وَمَن يُضْلِلِ ٱللَّهُ فَمَا لَهُۥ مِن سَبِيلٍ ٤٦ ٱسْتَجِيبُوا۟
لِرَبِّكُم مِّن قَبْلِ أَن يَأْتِىَ يَوْمٌ لَّا مَرَدَّ لَهُۥ مِنَ ٱللَّهِ ۚ مَا لَكُم
مِّن مَّلْجَإٍ يَوْمَئِذٍ وَمَا لَكُم مِّن نَّكِيرٍ ٤٧ فَإِنْ أَعْرَضُوا۟
فَمَآ أَرْسَلْنَٰكَ عَلَيْهِمْ حَفِيظًا ۖ إِنْ عَلَيْكَ إِلَّا ٱلْبَلَٰغُ ۗ وَإِنَّآ إِذَآ
أَذَقْنَا ٱلْإِنسَٰنَ مِنَّا رَحْمَةً فَرِحَ بِهَا ۖ وَإِن تُصِبْهُمْ سَيِّئَةٌۢ
بِمَا قَدَّمَتْ أَيْدِيهِمْ فَإِنَّ ٱلْإِنسَٰنَ كَفُورٌ ٤٨ لِّلَّهِ مُلْكُ
ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ ۚ يَخْلُقُ مَا يَشَآءُ ۚ يَهَبُ لِمَن يَشَآءُ إِنَٰثًا
وَيَهَبُ لِمَن يَشَآءُ ٱلذُّكُورَ ٤٩ أَوْ يُزَوِّجُهُمْ ذُكْرَانًا وَإِنَٰثًا ۖ
الحزب ٤٩ وَيَجْعَلُ مَن يَشَآءُ عَقِيمًا ۚ إِنَّهُۥ عَلِيمٌ قَدِيرٌ ٥٠ ۞ وَمَا كَانَ
لِبَشَرٍ أَن يُكَلِّمَهُ ٱللَّهُ إِلَّا وَحْيًا أَوْ مِن وَرَآئِ حِجَابٍ أَوْ يُرْسِلَ
رَسُولًا فَيُوحِىَ بِإِذْنِهِۦ مَا يَشَآءُ ۚ إِنَّهُۥ عَلِىٌّ حَكِيمٌ ٥١



45 Ва эй Паёмбар, ту золимонро мушоҳида мекунӣ, ки бар оташи дӯзах пешкаш карда мешаванд, дар ҳоле онҳо ба иллати хорию расвоӣ фурӯтананд,[1] ин ситамкорон аз тарси шиддати азоби ҷаҳаннам ба сӯи оташ аз гӯшаи чашм уздона нигоҳ мекунанд. Ва мӯъминон мегӯянд:[2] "**Ҳамоно зиёнкорони воқеӣ бандагоне ҳастанд, ки рӯзи қиёмат аз сабаби гирифторӣ ба уқубат бар ҷони худ ва аҳли оилаашон зиён расондаанд.**" Огоҳ бошед! Бешак, он касоне, ки бо куфру маъсият бар ҷони хештан ситам кардаанд, дар азоби абадии қатъношаванда қарор хоҳанд гирифт.
46 Ва ин ситамгарон дар қиёмат ёвароне надоранд, ки ба онҳо бо раҳо намуданашон аз уқубати илоҳӣ кӯмак расонанд. Ва Аллоҳ (ч) ҳар киро аз тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақ маҳрум сохта, гумроҳ гардонад, пас барояш ҳеҷ роҳи расонанда ба ҳидоят ба сӯи ҳақ мавҷуд нест.
47 Эй мардум, даъвати Парвардигоратонро қабл аз омадани рӯзи қиёмат **аз сӯи Аллоҳ (ч)**,[3] ки ҳеҷ кас онро баргардонда наметавонад, бо шитофтан ба анҷоми ибодат ва адами таъхир бипазиред. Шумо он рӯз барои паноҳ бурдан ҳеҷ паноҳгоҳе надоред ва гуноҳони дар дунё содир кардаи худро бо ҳеҷ роҳ инкор карда ҳам наметавонед.
48 Эй Паёмбар, баъд аз ин агар онҳо аз фармонат рӯй гардонанд, пас Мо туро назоратгари аъмолашон нафиристодаем. Бар зиммаи ту танҳо таблиғи амри илоҳӣ аст. Ҳисобашон бо Аллоҳ (ч) аст. Ва бешак, чун Мо аз сӯи Худ ба инсон раҳматеро ба мисли тавонгарӣ, тандурустӣ ва монанди он бичашонем, бо он шод мегардад ва агар ба инсонҳо ба сабаби гуноҳонашон бадию нохушӣ бирасад, пас яқинан табиати онҳо дар баробари неъматҳои илоҳӣ носипосӣ аст, неъматҳои Аллоҳ (ч)-ро шукр намекунанд, балки аз тақдири боҳикматаш хашмгин мешаванд.
49 Моликият ва ҳукмфармоии осмонҳо ва замин хос аз Аллоҳ (ч) аст. Ҳар он чи аз ҷинси нар ё мода ва ғайри онро хоҳад, меофарад. Ба ҳар ки хоҳад, духтаронро мебахшад ва аз писар маҳрумаш месозад ва ба ҳар ки хоҳад, писаронро мебахшад ва аз духтар маҳрумаш месозад-
50 ё ба ҳар ки хоҳад, духтару писарро якҷо мебахшад ва ҳар киро хоҳад, нозой мегардонад. Ҳамоно Ӯ Донои Тавоно аст. Он чи дар оянда ба вуқӯъ мепайвандад, медонад. Ин аломати камоли илм ва ҳикмати Ӯст. Ҳеҷ чиз аз Ӯ пӯшида намемонад ва чизе нотавонаш намесозад.
51 Барои ҳеҷ одамӣ дуруст нест, ки Аллоҳ (ч) бо вай сухан бигӯяд, магар бо пайғом (**илҳом ва ғайри он**) ё аз пушти парда (**суханашро мешунавад, Ӯро намебинад**) ё ба сӯяш фариштаеро мисли Ҷабраил мефиристад. Пас фариштаи фиристодашуда ба паёмбаре, ки аз навъи одамӣ аст, бо рухсати илоҳӣ он чиро Худо хоҳад, пайғом мефиристад. Ҳамоно Ӯ дар Зоту сифоташ аз ҳама Бартар, дар офариниш, таъйини тақдири халоиқ ва аҳкомаш Боҳикмат аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Шитофтан ба иҷрои амрҳо ва дурӣ ҷустан аз наҳйҳо фарз аст;

2.Вазифаи паёмбарон таблиғ буда, натиҷааш дар дасти Худо аст;

3.Бахшидани фарзанди писар ё духтар бо илми Худо ба фоидаи бандагон сурат мегирад. Ҳеҷ кадоми он аз якдигар имтиёзи хос надорад;

4.Худо аз рӯи ҳикматҳои ба Худаш маълум бо роҳҳои гуногун сӯи паёмбаронаш пайғом мефиристад.

1. Имом Алусӣ ва Тоҳир ибни Ошур (р) пешоянди "من"-ро дар оят барои баёни иллат гуфтаанд. (**Мутарҷим**)
2. Яъне, чун ҳолати зиллат ва расвоии золимонро мушоҳида мекунанд. (**Мутарҷим**)
3. Қайди "**аз сӯи Аллоҳ (ч)**" тарҷумаи "**من الله**" аст. Оиди ҷои тааллуқи он муфассирон ду назар доранд. Якум, пешоянди мазкур ба феъли "**يأتــــــــي**" таъаллуқ дорад. Банда низ дар тарҷума аз ҳамин назар истифода кардаам. Дуюм, ба калимаи "**مـــــــــرد**" ё сифати маҳзуфаш "**كائنا**" мутааллиқ аст. Ба эътибори дуюм маъно чунин мешавад: "**...харгиз барпошавии қиёмат аз сӯи Аллоҳ (ч) рад карда намешавад...**" (**Мутарҷим**)

وَكَذَٰلِكَ أَوْحَيْنَآ إِلَيْكَ رُوحًا مِّنْ أَمْرِنَا ۚ مَا كُنتَ تَدْرِى مَا ٱلْكِتَٰبُ
وَلَا ٱلْإِيمَٰنُ وَلَٰكِن جَعَلْنَٰهُ نُورًا نَّهْدِى بِهِۦ مَن نَّشَآءُ مِنْ عِبَادِنَا ۚ
وَإِنَّكَ لَتَهْدِىٓ إِلَىٰ صِرَٰطٍ مُّسْتَقِيمٍ ٥٢ صِرَٰطِ ٱللَّهِ ٱلَّذِى لَهُۥ
مَا فِى ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَمَا فِى ٱلْأَرْضِ ۗ أَلَآ إِلَى ٱللَّهِ تَصِيرُ ٱلْأُمُورُ ٥٣

ترتيبها ٤٣ — سُورَةُ الزُّخْرُفِ — آياتها ٨٩

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

حمٓ ١ وَٱلْكِتَٰبِ ٱلْمُبِينِ ٢ إِنَّا جَعَلْنَٰهُ قُرْءَٰنًا عَرَبِيًّا
لَّعَلَّكُمْ تَعْقِلُونَ ٣ وَإِنَّهُۥ فِىٓ أُمِّ ٱلْكِتَٰبِ لَدَيْنَا
لَعَلِىٌّ حَكِيمٌ ٤ أَفَنَضْرِبُ عَنكُمُ ٱلذِّكْرَ صَفْحًا
أَن كُنتُمْ قَوْمًا مُّسْرِفِينَ ٥ وَكَمْ أَرْسَلْنَا مِن نَّبِىٍّ فِى
ٱلْأَوَّلِينَ ٦ وَمَا يَأْتِيهِم مِّن نَّبِىٍّ إِلَّا كَانُوا۟ بِهِۦ يَسْتَهْزِءُونَ
٧ فَأَهْلَكْنَآ أَشَدَّ مِنْهُم بَطْشًا وَمَضَىٰ مَثَلُ ٱلْأَوَّلِينَ
٨ وَلَئِن سَأَلْتَهُم مَّنْ خَلَقَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضَ لَيَقُولُنَّ
خَلَقَهُنَّ ٱلْعَزِيزُ ٱلْعَلِيمُ ٩ ٱلَّذِى جَعَلَ لَكُمُ ٱلْأَرْضَ
مَهْدًا وَجَعَلَ لَكُمْ فِيهَا سُبُلًا لَّعَلَّكُمْ تَهْتَدُونَ ١٠



52 Ва Эй Паёмбар, чунончи Мо ба паёмбарони гузашта пайғом фиристодем, ҳамчунин ба ту аз назди Худ Қуръони монанд ба ҷонро пайғом фиристодем. Қабл аз нозилшавии Қуръон чӣ будани китобҳои паёмбарони пешин ва низ чӣ будани ҳақиқати имонро[1] намедонистӣ, валекин Мо Қуръонро Нуре гардонидем, ки ба сабаби он аз бандагони Хеш ҳар киро хоҳем, ҳидоят мекунем. Ва бегумон ту мардумро ба сӯи роҳи рост (**дини Ислом**) раҳнамоӣ месозӣ,-

53 роҳи Худое, ки ҳар чи дар осмонҳо ва ҳар чи дар замин аст, аз рӯи офариниш, моликият ва тадбир танҳо аз Ӯст. Огоҳ бошед! Тамоми корҳо аз рӯи тақдир ва тадбир фақат ба сӯи Аллоҳ (ҷ) бармегардад.

**СУРАИ "ЗУХРУФ"**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ЧИЛУ СЕЮМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ**
**ДОРОИ ҲАШТОДУ НУҲ ОЯТ**

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Баён сохтани асосҳои саҳеҳи қуръонӣ ва барҳамзании тасаввурҳои бепояи ҷоҳилӣ.

**Тафсир:**

1 "**Ҳо. Мим**" Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузаштааст.

2 Савганд ба Қуръони равшансозандаи роҳи ҳидоят ба сӯи ҳақ.

3 Мо ин Китобро Каломи ба забони арабӣ қарор додем, то шумо мардуми араб маонии онро бифаҳмед ва онро ба дигарон бирасонед.

4 Ва ба дурустӣ, ин Қуръон дар Лавҳи Маҳфуз, назди Мо[2] дорои мақоми баланд ва дорои ҳикмат аст. Оятҳои он дар боби амр ва наҳй аз ҷумлаи оятҳои муҳками ғайри муташобеҳ нест.

5 Оё Мо шуморо ба иллати он ки ширк ва маъсияти бисёр содир мекардед, ба ҳолатон вогузорем ва нозил сохтани Қуръонро бар шумо тарк намоем?! Ҳеҷ гоҳ чунин намекунем, балки раҳмати Мо акси инро тақозо менамояд.

6 Ва Мо дар байни умматҳои қаблӣ паёмбарони зиёд фиристода будем.

7 Ва ба он умматҳо ҳеҷ паёмбаре аз сӯи Худо намеомад, магар он ки ӯро масхара мекарданд.

8 Пас Мо он умматҳои аз қавми ту нерӯмандтарро ҳалок кардем. Бинобар ин, аз ҳалоксозии қавмҳои аз умматҳои гузашта нотавонтар оҷизӣ намекашем. Ва дар Қуръон достони ҳалокати умматҳои пешин ба мисли қавми **Од**, **Самуд**, **Лут** ва **Сокинони Мадян** гузаштааст.

9 Ва агар ту Паёмбар аз мушрикони такзибкунанда бипурсӣ, ки "**Осмонҳо ва заминро кӣ офаридааст?",** яқинан дар ҷавоб мегӯянд: "**Онҳоро Худои ҳамеша Ғолиби Донандаи ҳама чиз офаридааст.**"

10 Ӯ Офаридгорест,[3] ки заминро барои шумо ба монанди гаҳвора макони осоиш гардонид, рӯи он ба осонӣ роҳ меравед, аз неъматҳояш истифода мебаред ва барои шумо дар замин ва кӯҳу водиҳои он роҳҳо падид овард, то дар сайру гашти хештан бо истифода аз он роҳи худро пайдо кунед.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Худо дар оятҳои мазкур Қуръонро "**Рӯҳ**" номид. Зеро пайғоми илоҳӣ дар ҳидояти мардум ба ҷон дар бадан шабоҳат дорад;

2.Паёмбар (с) мардумро ба маънои **раҳнамоӣ** ҳидоят мекунанд, аммо ҳидояти тавфиқ танҳо дар ихтиёри Худованд аст;

3.Он чи мушрикон дар бораи холиқияти Худо мӯътақиданд, ки онро дар ақида "**Тавҳиди Худошиносӣ**" мегӯянд, рӯзи қиёмат ба онҳо суд намерасонад.

1. Яъне, аз тафсилоти масоили марбут ба имон ба мисли сифоти Худо ва усули дин огоҳ набудӣ. (**Мутарҷим**)
2. Ибораи "**назди Мо**" аз лиҳози таҳлили наҳви арабӣ бадал аз ибораи "**Лавҳи Маҳфуз**" аст. (**Мутарҷим**)
3. Ин сухани Худо аст. Ҷавоби мушрикон дар ояти қаблӣ хотима ёфт. Калимаи "**الـــــــــذي**" дар ибтидои оят хабари мубтадои маҳзуф аст, ки банда бо овардани ҷонишини шахси танҳои "**Ӯ**" ба он ишора намудам. (**Мутарҷим**)




(11) Ва Ӯ Он Офаридгорест, ки аз осмон ба андозаи ниёзи шумо ва чаҳорпоёну зироататон об нозил сохт, пас Мо ба воситаи он об замини хушки бегиёҳро зинда гардондем. Чунончи Худо ин сарзамини хушки бегиёҳро бо рӯёнидани растаниҳо зинда гардонд, ҳамин гуна шуморо бо бахшидани ҳаёти дубора аз қабрҳоятон берун меорад.
(12) Ва Ӯ Зотест, ки тамоми навъҳои махлуқот ба мисли шабу рӯз, марду зан ва ғайраро офарид ва барои шумо аз киштиҳо ва чаҳорпоён маркабҳоеро қарор дод, ки дар сафарҳои худ бар онҳо савор мешавед. Дар дарё аз киштӣ ва дар хушкӣ аз чаҳорпоён истифода мебаред.
(13) Худо ин маркабҳоро барои шумо омода сохт, то дар сафарҳои хеш бар пушташон қарор гиред, сипас чун бар киштиҳо ва чаҳорпоён қарор гирифтед, неъмати Парвардигоратон оиди тасхири савораҳоро ба ёд биёред ва ва бо забон бигӯед: "**Аз ҳама гуна шарик ва нуқсон поку муқаддас аст Он Зоте, ки ин маркабро бароямон мусаххар гардонд, чунончи хоҳем, бар он фармонравоӣ мекунем ва ҳол он ки агар тасхири Худо намебуд, мо бо нерӯи ҷисмонии хеш тоқати ром сохтани онро надоштем-**
(14) **ва қатъан мо баъд аз марг барои бозпурсӣ ва гирифтани ҷазо ягона сӯи Парвардигорамон бармегардем.**"
(15) Ва мушрикон мӯътақид буданд, ки баъзеи бандагони Аллоҳ (ҷ) пораи аз Ӯ таваллудшуда мебошанд. Онҳо мегуфтанд: "**Фариштагон духтарони Аллоҳ ҳастанд.**" Бешак, инсони гӯяндаи ин сухан кофири куфру залолаташ ошкор аст.
(16) Эй мушрикон, оё шумо эътиқод доред, ки Аллоҳ (ҷ) аз он чи офарид, духтаронро барои Худаш гирифта ва писаронро барои шумо баргузидааст?![1] Воқеан ин эътиқоди шумо тақсимоти золимона аст!
(17) Ва ватқе якеи онҳо ба вилодати духтар, ки онро шабеҳи[2] Худои Меҳрубон қарор медиҳад, башорат дода шавад, чеҳрааш аз шиддати ғаму андӯҳ сиёҳ ва вуҷудаш пур аз хашм мегардад. Пас чӣ гуна ба Худо чизеро мансуб медонад, ки онро худаш намехоҳад?!
(18) Оё мушрикон ба Парвардигор махлуқеро нисбат медиҳанд, ки дар зару зевар парвариш дода мешавад ва баёну мантиқаш дар ҷидол ба сабаби заъфаш[3] равшан нест ва аз худ ҳимоят карда наметавонад?!
(19) Ва мушрикон фариштагонро, ки бандагони Аллоҳи Меҳрубон ҳастанд, ҷинси модина номидаанд. Оё замони офаридани фариштагон ҳозир буданд ва аз ҳамин тариқ маълум карданд, ки онҳо модинаанд?! Бегумон фариштагон ин шаҳодаташонро менависанд ва рӯзи қиёмат аз он пурсида шуда, ба иллати дурӯғ гуфтанашон уқубат мешаванд.
(20) Ва онҳо аз тақдир ҳуҷҷат оварда мегӯянд: "**Агар Худо мехост, мо фариштагонро ибодат намекардем. Модом ки ибодати мо бар асоси иродаи Худо сурат мегирад, пас маълум мешавад, ки Ӯ аз ин корамон розӣ аст.**" Мушрикон дар ин бобат дониш надоранд. Онҳо бешак, дурӯғ мегӯянд.
(21) Магар Мо ба ин мушрикон қабл аз Қуръон китобе додаем, ки ибодати ғайри Худоро барояшон дуруст медонист ва ба ҳамин сабаб онҳо ба он китоб устуворона чанг мезананд ва аз он ҳуҷҷат меоранд?!
(22) Не, ҳаргиз чунин коре нашудааст, балки онҳо аз тақлид ҳуҷҷат оварда мегӯянд: "**Ҳамоно мо падарони хештанро бар ойин ва роҳи арзандаи пайравӣ ёфтем. Бешак, онҳо бутҳоро мепарастиданд. Ва мо бегумон дар ибодат бар пайи онҳо рафта, роҳёфта ҳастем.**"

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ҳар неъмати Худо тақозокунандаи шукр аст;
2.Мушрикон аз лиҳози тавассур низ ситамкор буданд, зеро онҳо духтаронро ба Худованд нисбат дода, писаронро ба худ ихтисос медоданд;
3.Дар маъсият ҳуҷҷат овардан аз тақдир ҷоиз нест;
4.Мушоҳида яке аз василаҳои исботи ҳақиқат аст.

1. Мақсад аз пурсиш инкор ва сарзаниш аст. (**Мутарҷим**)
2. Калимаи "مَثَل" ба маънои "**шабеҳ дар ибодат**" аст. (**Мутарҷим**)
3. Мурод аз махлуқи мазкур духтар аст. (**Мутарҷим**)

وَكَذَٰلِكَ مَآ أَرۡسَلۡنَا مِن قَبۡلِكَ فِي قَرۡيَةٖ مِّن نَّذِيرٍ إِلَّا قَالَ مُتۡرَفُوهَآ
إِنَّا وَجَدۡنَآ ءَابَآءَنَا عَلَىٰٓ أُمَّةٖ وَإِنَّا عَلَىٰٓ ءَاثَٰرِهِم مُّقۡتَدُونَ ٢٣
الحزب ٥٠ ۞ قَٰلَ أَوَلَوۡ جِئۡتُكُم بِأَهۡدَىٰ مِمَّا وَجَدتُّمۡ عَلَيۡهِ ءَابَآءَكُمۡۖ
قَالُوٓاْ إِنَّا بِمَآ أُرۡسِلۡتُم بِهِۦ كَٰفِرُونَ ٢٤ فَٱنتَقَمۡنَا مِنۡهُمۡۖ فَٱنظُرۡ
كَيۡفَ كَانَ عَٰقِبَةُ ٱلۡمُكَذِّبِينَ ٢٥ وَإِذۡ قَالَ إِبۡرَٰهِيمُ لِأَبِيهِ وَقَوۡمِهِۦٓ
إِنَّنِي بَرَآءٞ مِّمَّا تَعۡبُدُونَ ٢٦ إِلَّا ٱلَّذِي فَطَرَنِي فَإِنَّهُۥ سَيَهۡدِينِ
٢٧ وَجَعَلَهَا كَلِمَةَۢ بَاقِيَةٗ فِي عَقِبِهِۦ لَعَلَّهُمۡ يَرۡجِعُونَ ٢٨ بَلۡ
مَتَّعۡتُ هَٰٓؤُلَآءِ وَءَابَآءَهُمۡ حَتَّىٰ جَآءَهُمُ ٱلۡحَقُّ وَرَسُولٞ مُّبِينٞ ٢٩
وَلَمَّا جَآءَهُمُ ٱلۡحَقُّ قَالُواْ هَٰذَا سِحۡرٞ وَإِنَّا بِهِۦ كَٰفِرُونَ ٣٠ وَقَالُواْ
لَوۡلَا نُزِّلَ هَٰذَا ٱلۡقُرۡءَانُ عَلَىٰ رَجُلٖ مِّنَ ٱلۡقَرۡيَتَيۡنِ عَظِيمٍ ٣١ أَهُمۡ
يَقۡسِمُونَ رَحۡمَتَ رَبِّكَۚ نَحۡنُ قَسَمۡنَا بَيۡنَهُم مَّعِيشَتَهُمۡ فِي ٱلۡحَيَوٰةِ
ٱلدُّنۡيَاۚ وَرَفَعۡنَا بَعۡضَهُمۡ فَوۡقَ بَعۡضٖ دَرَجَٰتٖ لِّيَتَّخِذَ بَعۡضُهُم
بَعۡضٗا سُخۡرِيّٗاۗ وَرَحۡمَتُ رَبِّكَ خَيۡرٞ مِّمَّا يَجۡمَعُونَ ٣٢ وَلَوۡلَآ
أَن يَكُونَ ٱلنَّاسُ أُمَّةٗ وَٰحِدَةٗ لَّجَعَلۡنَا لِمَن يَكۡفُرُ بِٱلرَّحۡمَٰنِ
لِبُيُوتِهِمۡ سُقُفٗا مِّن فِضَّةٖ وَمَعَارِجَ عَلَيۡهَا يَظۡهَرُونَ ٣٣



23 Ва эй Паёмбар, чунончи мушрикони қавмат таксиб намуданд ва дар амали ширкашон тақлидкорӣ ба падаронашонро ҳуҷҷат қарор доданд, ҳамин гуна Мо қабл аз биъсати ту дар ҳеҷ як деҳае паёмбари бимдиҳандаеро нафиристодем, ҷуз он ки раҳбарони неъматпарвардаи онҳо мегуфтанд: "**Мо падаронамонро бар ойин ва роҳи арзандаи пайравӣ ёфтаем ва яқинан мо аз пайи онҳо пайравӣ мекунем.**" Бинобар ин, қавми ту аввалин гурӯҳи дар куфр ва ширк тақлидгари гузаштагонашон нестанд.

24 Паёмбарашон ба онҳо мегуфт: "**Оё агарчи ман барои шумо динеро овардаам, ки аз роҳи падарони хештанро бар он пайдо кардаатон беҳтар аст, бо вуҷуди ин аз роҳи падаронатон пайравӣ мекунед?!**" Раҳбарони неъматпарвардаашон мегуфтанд: "**Бегумон мо ба даъвату ҳидояте, ки ту ва паёмбарони қаблӣ бо он фиристода шудаед, кофир ҳастем.**"

25 Дар натиҷа, Мо аз умматҳои гузаштаи таксибгари паёмбарон интиқом гирифта, ҳалокашон сохтем. Пас биандеш, ки оқибати онҳо чӣ гуна буд. Бешак, оқибати корашон ниҳоят бад буд.

26 Ва эй Паёмбар, замонеро ёд кун, ки Иброҳим (а) ба падараш ва қавмаш гуфт: "**Ҳамоно ман аз он бутҳое, ки ғайри Аллоҳ (ч) ибодат мекунед, безорам,-**

27 **ғайр аз Он Зоте, ки маро офаридааст.**[1] **Пас Ӯ маро бегумон ба пайравии динаш, ки ба нафъи ман аст, раҳнамой хоҳад кард.**"

28 Ва Иброҳим (а) калимаи тавҳид (**Ло илоҳа иллаллоҳ**)-ро дар насли минбаъдаи хеш пойдор сохт, то онҳо бо тавба кардан аз ширку маъсият ба сӯи Худо баргарданд. Бинобар ин, ҳамеша дар байни насли Иброҳим (а) бандагоне мавҷуданд, ки Худоро ба ягонагӣ парастида, аз ширк дурӣ меҷӯянд.

29 Ман ин ҷамоаи мушрикро зуд ҳалок накардам, балки онҳо ва падарони қаблан гузаштаашонро то вақти барояшон омадани Қуръон ва паёмбари ошкорсозандаи аҳкоми шариат (**Муҳаммад (с)**) бо боқӣ гузоштан дар дунё баҳраманд гардонидам.

30 Ва вақте ба онҳо Қуръон, ки Китоби барҳақ аст, омад, гуфтанд: "**Ин Қуръон ҷоду аст. Муҳаммад моро бо ин роҳ ҷоду мекунад. Ва ба дурустӣ ки мо ба ин Китоб кофир ҳастем. Ҳеҷ гоҳ ба он имон намеорем.**"

31 Ва мушрикони таксибгар гуфтанд: "**Чаро Худо ин Қуръонро ба ҷои Муҳаммади фақири ятим, ба яке аз ду марди ба эътибори ҷоҳу мол бузурги Макка ва Тоиф фуруд наовард?**" Мурод аз он ду мард Валид ибни Уқба[2] ва Урва ибни Масъуди Сақафӣ[3] буд.

32 Эй Паёмбар, магар раҳмати Парвардигори туро онҳо тақсим мекунанд ва онро ба ҳар ки хоҳанд, медиҳанд ва аз ҳар ки хоҳанд, боз медоранд?! Мо дар байни эшон асбоби рӯзиашонро дар зиндагонии дунё тақсим кардаем ва дар ризқ дараҷаҳои баъзеашонро аз баъзеи дигарашон боло бурда, як иддаро фақир ва як иддаро ғанӣ сохтаем, то баъзеашон дар кору пеша зертобеи[4] баъзеи дигар гарданд. Ва раҳмати Парвардигорат бар бандагонаш дар охират аз он чи онҳо дар ин дунё ҷамъ меоранд, беҳтар аст.

33 Ва агар чунин намебуд, ки вақте мардум дар байни кофирон ризқи фаровонро мушоҳида кунанд, ҳамаашон дар куфр уммати воҳид мегарданд, бегумон Мо барои хонаҳои касоне, ки ба Худои Меҳрубон кофир мешаванд, сақфҳо ва нардбонҳои нуқрагин қарор медодем, ки бо он нардбонҳо ба сӯи манзилҳои баландашон мебаромаданд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Тақлидкорӣ омили асосии залолати умматҳои гузашта буд;
2. Изҳои безорӣ аз куфр ва кофирон амри зарурӣ аст;
3. Тақсими асбоби рӯзӣ байни халоиқ аз рӯи ҳикмати Худо сурат мегирад;
4. Дунё назди Худо ҳеҷ арзише надорад. Агар он ба андозаи боли паша қадр медошт, Худо ба кофир як қатра об намедод.

---

1. Тарҷумаи калимаи "إلا" дар он сурат ба маънои "**ғайр аз**" тарҷума мешавад, ки ин истисно аз нигоҳи қоидаи наҳви арабӣ **истиснои муттасил** бошад. Оят дар ин сурат чунин маъноро ифода мекунад, ки қавми Иброҳим (а) мушрик буданд. Яъне, Худоро низ мепарастиданд, аммо ба Ӯ ширк меоварданд. Аммо агар истисноро аз қабили **истиснои мунқатеъ** қарор диҳем, пас калимаи "إلا" маънои "**лекин**"-ро мегирад. Ба эътибори дуюм, қавми Иброҳим (а) Худоро намепарастиданд. Имом Алусӣ (р) ва дигар муфассирон ҳар ду эҳтимолро овардаанд. (**Мутарҷим**)
2. Дар шаҳри Маккаи мукаррама (**Мутарҷим**)
3. Дар шаҳри Тоиф (**Мутарҷим**)
4. Калимаи "**سخريا**" дар оят ба маънои "**мусаххар**" ва "**зертобеъ**" аст. (**Мутарҷим**)

وَلِبُيُوتِهِمْ أَبْوَٰبًا وَسُرُرًا عَلَيْهَا يَتَّكِـُٔونَ ٣٤ وَزُخْرُفًا ۚ وَإِن
كُلُّ ذَٰلِكَ لَمَّا مَتَٰعُ ٱلْحَيَوٰةِ ٱلدُّنْيَا ۚ وَٱلْـَٔاخِرَةُ عِندَ رَبِّكَ
لِلْمُتَّقِينَ ٣٥ وَمَن يَعْشُ عَن ذِكْرِ ٱلرَّحْمَٰنِ نُقَيِّضْ لَهُۥ شَيْطَٰنًا
فَهُوَ لَهُۥ قَرِينٌ ٣٦ وَإِنَّهُمْ لَيَصُدُّونَهُمْ عَنِ ٱلسَّبِيلِ وَيَحْسَبُونَ
أَنَّهُم مُّهْتَدُونَ ٣٧ حَتَّىٰٓ إِذَا جَآءَنَا قَالَ يَٰلَيْتَ بَيْنِى وَبَيْنَكَ
بُعْدَ ٱلْمَشْرِقَيْنِ فَبِئْسَ ٱلْقَرِينُ ٣٨ وَلَن يَنفَعَكُمُ ٱلْيَوْمَ
إِذ ظَّلَمْتُمْ أَنَّكُمْ فِى ٱلْعَذَابِ مُشْتَرِكُونَ ٣٩ أَفَأَنتَ تُسْمِعُ
ٱلصُّمَّ أَوْ تَهْدِى ٱلْعُمْىَ وَمَن كَانَ فِى ضَلَٰلٍ مُّبِينٍ ٤٠ فَإِمَّا
نَذْهَبَنَّ بِكَ فَإِنَّا مِنْهُم مُّنتَقِمُونَ ٤١ أَوْ نُرِيَنَّكَ ٱلَّذِى
وَعَدْنَٰهُمْ فَإِنَّا عَلَيْهِم مُّقْتَدِرُونَ ٤٢ فَٱسْتَمْسِكْ بِٱلَّذِىٓ أُوحِىَ
إِلَيْكَ ۖ إِنَّكَ عَلَىٰ صِرَٰطٍ مُّسْتَقِيمٍ ٤٣ وَإِنَّهُۥ لَذِكْرٌ لَّكَ وَلِقَوْمِكَ ۖ
وَسَوْفَ تُسْـَٔلُونَ ٤٤ وَسْـَٔلْ مَنْ أَرْسَلْنَا مِن قَبْلِكَ مِن رُّسُلِنَآ
أَجَعَلْنَا مِن دُونِ ٱلرَّحْمَٰنِ ءَالِهَةً يُعْبَدُونَ ٤٥ وَلَقَدْ أَرْسَلْنَا
مُوسَىٰ بِـَٔايَٰتِنَآ إِلَىٰ فِرْعَوْنَ وَمَلَإِي۟هِۦ فَقَالَ إِنِّى رَسُولُ رَبِّ
ٱلْعَٰلَمِينَ ٤٦ فَلَمَّا جَآءَهُم بِـَٔايَٰتِنَآ إِذَا هُم مِّنْهَا يَضْحَكُونَ ٤٧



34 Ва барои хонаҳояшон дарвозаҳои нуқрагин ва барои худашон тахтҳои нуқрагин қарор медодем, ки бар он тахтҳо такя мекарданд.
35 Ва барои онҳо тилло медодем.[1] Ва тамоми ин номбаршудаҳо ҷуз матои ҳаёти дунё чизе нест. Судаш ба иллати фанопазирӣ ниҳоят андак аст. Ва неъматҳои абадии охират дар назди Парвардигорат хоси бандагони парҳезкор буда, аз дунё беҳтар ва поядортар аст.
36 Ва ҳар ки ба Қуръон бо нигоҳи ноустуворона назар кунад,[2] ки ӯро ба рӯй гардондан аз он бирасонад, Мо Шайтонеро ҳамчун уқубат бар вай мусаллат месозем. Дар натиҷа, Шайтон ҳамнишинаш гашта, гумроҳиашро афзун месозад.
37 Ва бегумон он шайтонҳои бар бандагони аз Қуръон рӯйгардон мусаллатгашта онҳоро аз дини Аллоҳ (ч) бармегардонанд, дар натиҷа, онҳо амри Худоро ба ҷо намеоранд ва аз он чи наҳй намудааст, дурӣ намеҷӯянд ва эшон мепиндоранд, ки ба сӯи ҳақ роҳёфтагонанд. Барои ҳамин, аз залолати худ тавба намекунанд.
38 Кори бандаи аз Қуръон ва зикри Худо рӯйгардонида ба ҳамин минвол идома меёбад, то он ки вақте рӯзи қиёмат назди Моояд, орзӯ карда мегӯяд: "**Эй ҳамнишинам, кошки байни ман ва байни ту[3] ба андозаи масофаи байни машриқ ва мағриб дурӣ мебуд. Чунки ту ҳамнишини баде будаӣ.**"
39 Ва имрӯз дар уқубат шарик буданатон[4] ҳаргиз ба шумо фоидае намебахшад, зеро шумо бо куфру гуноҳ бар ҷони хеш ситам кардаед. Имрӯз шариконатон аз азобатон чизеро бар зиммаи худ намегиранд.
40 Ҳамоно инҳо аз шунидани ҳақ кар ва аз дидани он кӯранд. Пас оё ту эй Паёмбар, аз ӯҳдаи шунавонидани карҳо ё раҳнамоии кӯрҳо ё раҳнамоии он касе, ки аз роҳи рост дар гумроҳии ошкор қарор дорад, баромада метавонӣ?!
41 Пас агар туро қабл аз он ки онҳоро дучори уқубат гардонем, бо миронидан(ат) аз байн барем, пас бешак, Мо аз онҳо бо ҷазо доданашон дар дунё ва охират интиқом мегирем.
42 Ё агар Мо баъзе аз уқубати ба онҳо ваъда[5] додаи Худро ба ту нишон диҳем, дар ин сурат интиқомгириеро хоҳӣ дид, ки эшон аз он ҳаргиз раҳоӣ намеёбанд,[6] чунки бегумон Мо бар онҳо Тавоно ҳастем. Кофирон дар ҳеҷ кор Моро мағлуб сохта наметавонанд.
43 Эй Паёмбар, модом ки чунин аст, пас ба он чи ба сӯи ту ваҳй мешавад, устуворона чанг бизан ва амал бикун. Чунки[7] ту воқеан дар роҳи дуруст қарор дорӣ. Дар ин роҳ ҳеҷ печидагӣ ва пӯшидагие нест. Ҳама чиз возеҳ аст.
44 Ва ҳамоно ин Қуръон барои ту Паёмбар (с) ва барои қавмат[8] мояи шарафи бузург аст. Ва бешубҳа, шумо дар рӯзи қиёмат аз имон овардан ба Қуръон, пайравӣ кардан аз ҳидоятҳояш ва даъвати мардум ба сӯи он пурсида мешавед.
45 Ва эй Паёмбар, он фиристодагонамонро, ки қабл аз биъсати ту барангехтаем, бипурс, ки[9] "**Оё Мо дар ибодат ҷуз Худои Меҳрубон маъбудҳои дигар қарор додаем, ки парастида шаванд?!**"
46 Ва яқинан Мо Мӯсо (а)-ро бо мӯъҷизаҳои Худ ба сӯи Фиръавн ва ашрофони қавмаш фиристодем. Пас вай ба онҳо гуфт: "**Бегуфтугӯ, ман фиристодаи Парвардигори кулли махлуқот ҳастам.**"
47 Пас вақте Мӯсо бо мӯъҷизаҳоямон назди Фиръавну ашрофони қавмаш омад, ногаҳон онҳо ба мӯъҷизаҳо тамасхуромез хандиданд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Рӯй гардонидан аз таълимоти Қуръон ниҳоят хатарнок аст;
2.Қуръон барои Паёмбар (с) ва умматонашон мояи шарафу фахр аст;
3.Тамоми рисолатҳои осмонӣ дар барҳам задани ширк иттифоқ доранд;
4.Масхара кардани ҳақиқат аз сифати кофирон аст.

1. Аммо Худо аз раҳматаш ба бандагон ин гуфтаҳоро накард. Зеро агар чунин мекард, эҳтимол дошт ҳамаи бандагон ба сабаби муҳаббати дунё сӯи куфр ва маъсият шитобанд. (**Мутарҷим**)
2. Яъне, ҳар ки танҳо ба калимоти Қуръон гӯш андохта, дар бораи маонии он андеша намекунад. (**Мутарҷим**)
3. Яъне, "**кошки дар дунё аз якдигар ба ҳамин андоза дур мебудем**". Ё эҳтимол дорад маънояш "**кошки дар ин дунё ба ҳамин андоза аз якдигар дур мебудем**" бошад. (**Мутарҷим**)
4. Имом Алусӣ (р) дар бораи фоили феъли "**ينفع**" баҳси муфассале оварда аст. Мутобиқи он чи муаллифон дар матни боло зикр кардаанд, фоили феъли мазкур калимаи "**أن**" бо исму хабари он аст. Ин таҳлили наҳвӣ низ дар тафсири Имом Алусӣ (р) дарҷ шуда аст. Маънои оят он аст, ки одатан вақте як гурӯҳ дастаҷамъона дар сахтӣ гирифтор шаванд, ба якдигар ёрӣ мерасонанд, то ин ки аз он ҳолат берун гарданд. Аммо гирифтории шарикии бандагони дар ояти фавқ баёнгашта ба онҳо суд намебахшад. (**Мутарҷим**)
5. Ваъда дар ин оят ба маънои таҳдид аст. (**Мутарҷим**)
6. Ҷумлаи "**...интиқомситониеро хоҳӣ дид....**" ҷавоби маҳзуфи феъли шарти дар оят зикр шуда аст. Тоҳир ибни Ошур (р) ин нуктаро дар тафсири "**Таҳрир ва танвир**"-и худ бисёр дақиқ оварда аст. Зеро агар ҷумлаи "**فإنا عليهم مقتدرون**"-ро ҷавоби шарт қарор диҳем, пас қудратмандии Худо ба иродааш вобаста мегардад. Маънои оят чунин мешавад, ки агар Худо хоҳад, бар куффор Қодир мегардад. Ҳол он ки Худо мутлақ ва бидуни қайд Қодир аст. Бинобар ин, инҷо ҷавоби шарт ҳазф ва ҷумлаи "**فإنا عليهم مقتدرون**" далели ҷавоби шарт аст. (**Мутарҷим**)
7. Имом Алусӣ (р) ҷумлаи охирро баёнсозандаи иллати ҷумлаи фармоишии қаблӣ мегӯяд. Дар тарҷума аз он истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)
8. Ва Қуръон дар умум барои ҳар ки ба он имон меорад, мояи шараф ва иззатмандӣ аст. (**Мутарҷим**)
9. Амр ба пурсидан дар оят **тамсили машҳур будан** ва **воқеият доштани хабари зикршуда** аст. Зеро Паёмбар (с) дар ин бобат шак надоштанд, ки барои рафъи он аз дигар паёмбарон бипурсанд. (**Мутарҷим**)

وَمَا نُرِيهِم مِّنْ ءَايَةٍ إِلَّا هِيَ أَكْبَرُ مِنْ أُخْتِهَاۖ وَأَخَذْنَٰهُم
بِٱلْعَذَابِ لَعَلَّهُمْ يَرْجِعُونَ ٤٨ وَقَالُواْ يَٰٓأَيُّهَ ٱلسَّاحِرُ ٱدْعُ لَنَا
رَبَّكَ بِمَا عَهِدَ عِندَكَ إِنَّنَا لَمُهْتَدُونَ ٤٩ فَلَمَّا كَشَفْنَا
عَنْهُمُ ٱلْعَذَابَ إِذَا هُمْ يَنكُثُونَ ٥٠ وَنَادَىٰ فِرْعَوْنُ فِي قَوْمِهِۦ
قَالَ يَٰقَوْمِ أَلَيْسَ لِي مُلْكُ مِصْرَ وَهَٰذِهِ ٱلْأَنْهَٰرُ تَجْرِي مِن
تَحْتِيٓۚ أَفَلَا تُبْصِرُونَ ٥١ أَمْ أَنَا۠ خَيْرٌ مِّنْ هَٰذَا ٱلَّذِي هُوَ مَهِينٌ
وَلَا يَكَادُ يُبِينُ ٥٢ فَلَوْلَآ أُلْقِيَ عَلَيْهِ أَسْوِرَةٌ مِّن ذَهَبٍ أَوْ جَآءَ
مَعَهُ ٱلْمَلَٰٓئِكَةُ مُقْتَرِنِينَ ٥٣ فَٱسْتَخَفَّ قَوْمَهُۥ
فَأَطَاعُوهُۚ إِنَّهُمْ كَانُواْ قَوْمًا فَٰسِقِينَ ٥٤ فَلَمَّآ ءَاسَفُونَا
ٱنتَقَمْنَا مِنْهُمْ فَأَغْرَقْنَٰهُمْ أَجْمَعِينَ ٥٥ فَجَعَلْنَٰهُمْ
سَلَفًا وَمَثَلًا لِّلْءَاخِرِينَ ٥٦ ۞ وَلَمَّا ضُرِبَ ٱبْنُ مَرْيَمَ مَثَلًا الحزب ٥٠
إِذَا قَوْمُكَ مِنْهُ يَصِدُّونَ ٥٧ وَقَالُوٓاْ ءَأَٰلِهَتُنَا خَيْرٌ أَمْ
هُوَۚ مَا ضَرَبُوهُ لَكَ إِلَّا جَدَلَۢاۚ بَلْ هُمْ قَوْمٌ خَصِمُونَ ٥٨ إِنْ هُوَ
إِلَّا عَبْدٌ أَنْعَمْنَا عَلَيْهِ وَجَعَلْنَٰهُ مَثَلًا لِّبَنِيٓ إِسْرَٰٓءِيلَ ٥٩
وَلَوْ نَشَآءُ لَجَعَلْنَا مِنكُم مَّلَٰٓئِكَةً فِي ٱلْأَرْضِ يَخْلُفُونَ ٦٠



48 Ва Мо ба Фиръавн ва ашрофони қавмаш ҳеҷ ҳуҷҷатеро оид ба дурустии он чи Мӯсо (а) овардааст, нишон намедодем, магар ин ки он аз ҳуҷҷати қаблиаш бузургтар буд. Ва Мо онҳоро ба азоби дунё дучор кардем, то аз куфри худ баргарданд, аммо ин кор судашон набахшид.

49 Ва вақте порае аз азоб ба онҳо расид, ба Мӯсо (а) гуфтанд: "**Эй ҷодугар,**[1] **Парвардигоратро бо он чи ба ту зикр кардааст, ки агар имон орем, азобамонро дур месозад, дуо кун. Агар Парвардигори ту азобро дур созад, бегумон мо ҳидоятёфтаи мӯъмин мегардем.**"

50 Пас чун Мо аз онҳо уқубатро бартараф сохтем, ба ногоҳ эшон аҳди худро шикастанд ва ба он вафо накарданд.

51 Ва Фиръавн дар байни қавмаш бо фахр аз салтанаташ фарёд карда гуфт: "**Эй қавми ман, оё подшоҳии Миср аз ман нест?! Ва оё ин наҳрҳои Нил аз зери қасрҳои ман ҷорӣ намешаванд?! Пас оё салтанат ва азамати маро намебинед?!**

52 **Балки ман аз ин Мӯсо, ки рондашудаи нотавони ҳақир аст ва ба иллати дар забонаш уқда доштанаш**[2] **қариб суханашро хуб баён карда наметавонад, беҳтарам?!**

53 **Модоме Мӯсо паёмбари Худост, пас чаро Парвардигораш барои исботи дурустии паёмбариаш бар вай дастмонаҳои тиллоӣ фуруд наовардааст**[3] **ё фариштагон бо вай паёпай наомадаанд?!**"

54 Фиръавн дар натиҷаи ин суханон[4] бо истифода аз сабукмағзии қавмаш онҳоро таҳрик дод, пас эшон таҳти таъсири гуфтаҳояш қарор гирифта, ӯро итоат карданд. Зеро ба дурустӣ ки онҳо қавми аз итоати Худо хориҷ буданд.

55 Пас чун Фиръавн ва қавмаш бо идома додани куфр Моро ба ғазаб оварданд, аз онҳо интиқом гирифтем, пас ҳамагии онҳоро ғарқ сохтем.

56 Пас Эй Паёмбар, Мо Фиръавн ва қавмашро барои кофирони қавмат ва дигар мардум пешгом ва мояи ибрат гардонидем, то ҳар ки хоҳад, аз саргузашташон ибрат гирад ва аз кирдорашон дурӣ ҷӯяд.

57 Ва эй Паёмбар, чун Исо ибни Марям, ки насоро ӯро ба сифати маъбуди хештан меҳисобанд, далел ва мисол қарор дода шуд, ногаҳон қавмат ба сабаби ин далел ва мисол[5] аз шодию сурур фарёд мекарданд.

Вақте Паёмбар (с) ба мушрикон ояти "**Ҳамоно шумо аҳли ширк ва он чи ғайри Аллоҳ (ч) мепарастед, инчунин инсонҳо ва ҷинҳое, ки аз амали ширки шумо розӣ ҳастанд, оташангези дӯзах ҳастед, шумо бо маъбудҳоятон ба дӯзах медароед.**"[6]-ро тиловат карданд, Абдуллоҳ ибни Зибъарии Тамимӣ ба он кас гуфт: "**Оё насоро Исои писари Марямро намепарастанд, ҳол он ки ту мегӯӣ, Исои Масеҳ паёмбар ва яке аз бандагони солеҳи Худо буд?! Агар тибқи ояти хондаат Исо дар оташ қарор гирад, мо розием, ки ҳамроҳи вай ба дӯзах ворид шавем.**"

Чун мушрикон ин "**далел**" ва **мисоли** зикркардаи Абдуллоҳ ибни Зибъарии Тамимиро шуниданд, хурсандона фарёд карданд.

Пас Худо дар радди онҳо ояти "**Ба дурустӣ, касоне, ки монанди Исо аз аҳли саодат буданашон дар илми Аллоҳ (ч) гузаштааст, онҳо аз дӯзах дур карда мешаванд.**"[7]-ро фуруд овард.

58 Ва онҳо дар идома гуфтанд: "**Оё маъбудҳои мо беҳтаранд ё Исо ибни Марям?!**"[8] Абдуллоҳ ибни Зибъарии Тамимӣ ва амсолаш ин далелу мисолро барои расидан ба ҳақиқат эҷод накарданд, балки бо мақсади дӯст доштани ҷидоли ноҳақ эҷод намуданд. Балки онҳо табиатан қавми хусуматгари якрав ҳастанд.

59 Исои писари Марям, ки Мо бар вай бо додани рисолат инъом кардем, бандае беш набуд. Ва Исоро барои Бани Исроил масале қарор додем. Онҳо аз тарзи офаридани вай дар бораи қудрати илоҳӣ ҳуҷҷат меоваранд. Зеро Парвардигор ӯро бидуни падар офарид, он гуна ки Одам (а)-ро бидуни падару модар халқ кард.

60 Ва агар Мо бихоҳем, шумо фарзандони Одамро ҳалок месозем ва ба ҷои шумо фариштагонеро меофарем, ки дар замин ҷойгузини шумо мешаванд, ягона Худоро мепарастанд ва аз ширк дурӣ меҷӯянд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Аҳдшиканӣ аз сифатҳои кофирон аст;
2. Фосиқ сабукмағз аст. Ҳар ки хоҳад, аз сабукмағзиаш ба фоидаи худ истифода мебарад;
3. Ғазаби Худо боиси хасорати бузург мегардад;
4. Гумроҳон пайваста мекӯшанд, ки оятҳои Қуръонро мутобиқ ба хостаҳои хеш таҳриф кунанд.

---

1. Имом Алусӣ (р) мегӯяд, аксари уламо бар ин назаранд, ки хитоби Мӯсо (а) аз сӯи онҳо бо васфи ҷодугар аз рӯи таъзим буд. Зеро онҳо одатан донишманди бомаҳоратро ҷодугар мегуфтанд. (**Мутарҷим**)
2. Ин сухани Фиръавни малъун тӯҳмат буд. Агарчи Мӯсо (а) дар хурдсолӣ аз лахчаи оташ дар забонаш лакнат ба вуҷуд омад, аммо вақте дуо кард, Худо дуои ӯро пазируфта, он нақсро бартараф кард. Аммо аз бахси қавми Фиръавн аҳмақи нодон буданд, вай бо ҳар роҳ онҳоро фиреб медод. (**Мутарҷим**)
3. Калимаи "**أُلقي**" ба маънои **фуруд овардан** аст. (**Мутарҷим**)
4. Ибораи "**дар натиҷаи ин суханон**" тарҷумаи ҳарфи "**فَ**"-и ифодагари **натиҷагирӣ** аст. (**Мутарҷим**)
5. Имом Алусӣ (р) калимаи "**مثلًا**"-ро дар ояти карима ба маънои "**мисол**" ва "**ҳуҷҷат**" тафсир карда аст. Банда низ дар тарҷума ин ду маъноро ҷамъ намудам. (**Мутарҷим**)
6. Анбиё: 98
7. Анбиё: 101
8. Мақсади мушрикон аз ин савол он аст, ки ҳатман ту Муҳаммад (с) Исои писари Марямро аз маъбудҳои мо болотар медонӣ. Модом ки Исои Масеҳ бо вуҷуди бартар буданаш дӯзахӣ шавад, пас кори бутҳои мо хеле осон аст. (**Мутарҷим**)




61 Ва ба дурустӣ ки нузули Исои Масеҳ (а) аломате аз аломатҳои бузургтарини фаророасии қиёмат ва сабаби донистани наздикшавии он аст.[1] Зеро вай дар охири замон фуруд меояд.[2] Пас дар бораи вуқӯи қиёмат шак макунед ва маро дар он чи аз сӯи Худо ба шумо овардаам пайравӣ намоед. Ин паёми овардаи ман роҳи росту дуруст аст. Дар он ҳеҷ навъ каҷӣ нест.

62 Ва набояд Шайтон бо таҳрик ва иғвогарии худ шуморо аз роҳи рост баргардонад. Зеро Шайтон барои шумо душмани ошкор аст.

63 Ва вақте Исои Масеҳ (а) бо далелҳои равшани нишондиҳандаи дурустии рисолаташ сӯи қавмаш омад, ба онҳо гуфт: "**Ман аз назди Худо ба шумо ҳикмат овардам, то онро таълиматон диҳам ва то баъзеи он чиро аз қабили умури динӣ, ки дар бораащ бо якдигар ихтилоф мекунед, бароятон равшан созам. Пас аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои дастурот ва худдорӣ аз мамнӯоташ битарсед ва маро дар он чи шуморо амр ва аз он чи наҳй мекунам, пайравӣ кунед.**

64 **Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) Парвардигори ман ва Парвардигори шумо аст. Пас ягона Ӯро бипарастед. Ин яктопарастӣ роҳи росту дуруст аст.**"

65 Пас аз байни насрониҳо, ки Исои Масеҳ (а) ба сӯи онҳо мабъус гашта буд, гурӯҳҳое дар бораи вай ихтилоф намуданд. Як гурӯҳ Исоро Худо, гурӯҳи дуюм писари Худо ва гурӯҳи сеюм ӯро бо модараш Худо мегуфтанд. Пас вой бар касоне, ки бо тавсифи Исои Масеҳ (а) ба яке аз ин васфҳо бар ҷони худ ситам кардаанд, ки ба уқубати дардовари рӯзи қиёмат дучор мегарданд.

66 Оё гурӯҳҳои дар бораи Исои Масеҳ (а) ихтилофкунанда танҳо мунтазири он ҳастанд, ки қиёмат ногаҳонӣ ба онҳо ояд, ҳол он ки онҳо омаданашро эҳсос намекунанд?! Агар қиёмат дар ҳолате фаро расад, ки онҳо кофиранд, дар ин сурат ҷояшон оташи дӯзах аст.

67 Нафароне, ки дар дунё бо ҳам дар куфру гумроҳӣ дӯст ҳастанд, рӯзи қиёмат баъзеашон душмани баъзеи дигарашон мегарданд, магар бандагони парҳезкор, ки дӯстиашон қатъношавандааст.

68 Аллоҳ (ч) ба онҳо мегӯяд: "**Эй бандагонам, имрӯз бар шумо аз ҳодисаҳои қиёмат ҳаросе нест ва шумо барои он ки лаззатҳои дунёро аз даст додаед, ғамгин намегардед.**

69 **Бандагоне, ки ба Қуръони бар паёмбарашон нозилкардаи Мо имон доштанд ва таслимшудагони фармону наҳйи он буданд. Амри Қуръонро иҷро ва аз наҳйи он парҳез мекарданд.**

70 **Шумо ва бандагони дар имон ба шумо монанд ба ҷаннат дароед, дар онҷо бо ноил шудан ба неъматҳои ҷовидона шодмон хоҳед шуд.**"

71 Ходимони аҳли ҷаннат бо зарфҳои тиллоӣ ва қадаҳҳои бедаста дар атрофи ҷаннатиён давр мезананд ва дар ҷаннат ҳар чи нафсашон мехоҳад ва аз диданаш чашмҳо лаззат мебаранд, мавҷуд аст ва шумо аҳли ҷаннат дар ҷаннат абадӣ мемонед. Ҳаргиз аз он берун намешавед.

72 Ва ин ҷаннати тавсифшуда ҳамон маконест, ки Аллоҳ (ч) онро аз рӯи фазли Худ дар ивази аъмолатон ба шумо мерос додааст.

73 Бароятон дар ҷаннат меваҳои мухталифи зиёд аст. Шумо аз он меваҳо мехӯред.[3]

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Нузули Исо (а) яке аз бузургтарин нишонаҳои қиёмат аст;

2.Риштаи муҳаббати фосиқон дар қиёмат гусаста мешавад, аммо риштаи муҳаббати парҳезкорон ҳаргиз қатъ намегардад;

3.Худо мӯъминонро мужда медиҳад ва дилашонро ором месозад, ки онҳо рӯзи қиёмат аз ҳаводиси он наметарсанд ва аз он ки дар дунё лаззатҳоро аз даст додаанд, ғамгин нестанд.

---

1. Баргардонидани шахси танҳо дар "إنه" ба Исои Масеҳ (а) аз Абдуллоҳ ибни Аббос, Муҷоҳид ибни Ҷабр ва Қатода ибни Диома (р) ривоят шуда аст. (**Мутарҷим**)
2. Имом ибни Касир (р) мегӯяд, аҳодиси Паёмбар (с) дар бобни нузули Исои (а) мутавотир аст. (**Мутарҷим**)
3. Ҳарфи "من" дар оят ифодагари маънои "**баъз**" аст. Яъне, аҳли ҷаннат аз баъзеи меваҳои он мехӯранд. Ба ин маъно, ки дарахтони ҷаннат бар хилофи дарахтони дунё ҳеҷ гоҳ аз мева холӣ нестанд. (**Мутарҷим**)

إِنَّ ٱلۡمُجۡرِمِينَ فِي عَذَابِ جَهَنَّمَ خَٰلِدُونَ ٧٤ لَا يُفَتَّرُ عَنۡهُمۡ وَهُمۡ
فِيهِ مُبۡلِسُونَ ٧٥ وَمَا ظَلَمۡنَٰهُمۡ وَلَٰكِن كَانُواْ هُمُ ٱلظَّٰلِمِينَ ٧٦
وَنَادَوۡاْ يَٰمَٰلِكُ لِيَقۡضِ عَلَيۡنَا رَبُّكَۖ قَالَ إِنَّكُم مَّٰكِثُونَ ٧٧ لَقَدۡ
جِئۡنَٰكُم بِٱلۡحَقِّ وَلَٰكِنَّ أَكۡثَرَكُمۡ لِلۡحَقِّ كَٰرِهُونَ ٧٨ أَمۡ أَبۡرَمُوٓاْ أَمۡرٗا
فَإِنَّا مُبۡرِمُونَ ٧٩ أَمۡ يَحۡسَبُونَ أَنَّا لَا نَسۡمَعُ سِرَّهُمۡ وَنَجۡوَىٰهُمۚ بَلَىٰ
وَرُسُلُنَا لَدَيۡهِمۡ يَكۡتُبُونَ ٨٠ قُلۡ إِن كَانَ لِلرَّحۡمَٰنِ وَلَدٞ فَأَنَا۠ أَوَّلُ
ٱلۡعَٰبِدِينَ ٨١ سُبۡحَٰنَ رَبِّ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِ رَبِّ ٱلۡعَرۡشِ
عَمَّا يَصِفُونَ ٨٢ فَذَرۡهُمۡ يَخُوضُواْ وَيَلۡعَبُواْ حَتَّىٰ يُلَٰقُواْ يَوۡمَهُمُ
ٱلَّذِي يُوعَدُونَ ٨٣ وَهُوَ ٱلَّذِي فِي ٱلسَّمَآءِ إِلَٰهٞ وَفِي ٱلۡأَرۡضِ
إِلَٰهٞۚ وَهُوَ ٱلۡحَكِيمُ ٱلۡعَلِيمُ ٨٤ وَتَبَارَكَ ٱلَّذِي لَهُۥ مُلۡكُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ
وَٱلۡأَرۡضِ وَمَا بَيۡنَهُمَا وَعِندَهُۥ عِلۡمُ ٱلسَّاعَةِ وَإِلَيۡهِ تُرۡجَعُونَ
٨٥ وَلَا يَمۡلِكُ ٱلَّذِينَ يَدۡعُونَ مِن دُونِهِ ٱلشَّفَٰعَةَ إِلَّا
مَن شَهِدَ بِٱلۡحَقِّ وَهُمۡ يَعۡلَمُونَ ٨٦ وَلَئِن سَأَلۡتَهُم مَّنۡ خَلَقَهُمۡ
لَيَقُولُنَّ ٱللَّهُۖ فَأَنَّىٰ يُؤۡفَكُونَ ٨٧ وَقِيلِهِۦ يَٰرَبِّ إِنَّ هَٰٓؤُلَآءِ قَوۡمٞ
لَّا يُؤۡمِنُونَ ٨٨ فَٱصۡفَحۡ عَنۡهُمۡ وَقُلۡ سَلَٰمٞۚ فَسَوۡفَ يَعۡلَمُونَ ٨٩



Чун Аллоҳ (ҷ) дар оятҳои пешин подоши бандагони парҳезкорро зикр кард, дар оятҳои зерин ҷазои бадкоронро баён намуда гуфт:

(74) Ҳамоно кофирон ва мушрикон рӯзи қиёмат дар азоби дӯзах абадӣ мемонанд.

(75) Азоби дӯзах аз онҳо сабук гардонда намешавад ва онҳо дар он азоб аз раҳмати илоҳӣ ноумеданд.

(76) Ва вақте кофирону мушриконро дохили дӯзах месозем, Мо ба онҳо ситам накардаем, валекин эшон худ бо куфру ширк бар ҷони худ ситам кардаанд.

(77) Ва онҳо нигаҳбони дӯзахро фарёд карда мегӯянд: “**Эй Молик,**[1] **аз Парвардигорат дархост кун, ки моро бимиронад, то аз уқубат биосоем.**” Молик дар ҷавобашон мегӯяд: “**Бегумон шумо дар уқубат абадӣ мемонед. Ҳаргиз намемиред ва азобатон қатъ намешавад.**”

(78) Ба дурустӣ ки Мо дар дунё бароятон ҳақро овардем, валекин бештари шумо ҳақро намеписандидед ва аз он нафрат доштед.[2]

(79) Агар мушрикон вобаста ба қатли Паёмбар (с) макр карданд ва нақшаи онро тарҳрезӣ намуданд, пас Мо бегумон алайҳи онҳо чораи аз дасисаашон устувортарро омода кардем.[3]

(80) Ё мепиндоранд, ки Мо розҳои пинҳонӣ ва суханони бо якдигар гӯшакӣ мекардаашонро намешунавем?! Бале, Мо инҳоро мешунавем ва фариштагонамон дар наздашон он чиро анҷом медиҳанд, пайваста менависанд.

(81) Эй Паёмбар, ба он касоне, ки Худоро Соҳиби духтар медонанд, дар ҳоле ки Ӯ аз ин тӯҳматашон пок аст, бигӯ: “**Агар ба фарзи мисол, Худо фарзанд медошт, пас ман аз нахустин ибодаткунандагони он фарзанд мебудам.**”

(82) Парвардигори осмонҳо ва замин, Парвардигори Арши азим аз он чи мушрикон Ӯро тавсиф мекунанд, ки гӯё шарик ва зану фарзанд дорад, поку муқаддас аст.

(83) Эй Паёмбар, модоме чунин аст, пас онҳоро то вақти мулоқоти он рӯзашон, ки дар он ба дучор шудани уқубат ваъда дода мешаванд, раҳо бисоз, то дар ботилашон фурӯ раванд ва бозӣ кунанд. Мурод аз рӯзи ваъдашуда қиёмат аст.

(84) Ва Худо Он Зотест, ки дар осмон Маъбуди барҳақ ва дар замин Маъбуди барҳақ аст. Ва Ӯ дар офариниши халоиқ, тақдир ва тадбири корҳо Ҳакиму Донандаи аҳволи бандагон аст. Ҳеҷ чиз аз Ӯ махфӣ нест.

(85) Ва Бобаракат аст Он Зоте, ки моликияти осмонҳову замин ва мавҷудоти байни он ду танҳо аз они Ӯст. Ва илми замони барпошавии қиёмат фақат назди Ӯст. Касе ҷуз Ӯ дар борааш огоҳӣ надорад. Ва рӯзи қиёмат барои бозпурсӣ ва гирифтани ҷазо ягона ба сӯи Ӯ баргардонда мешавед.

(86) Ва он маъбудҳои сунъӣ, ки мушрикон онҳоро ба ҷои Аллоҳ (ҷ) мепарастанд, назди Аллоҳ (ҷ) молики шафоат нестанд, ҷуз касоне ба монанди Исои Масеҳ, Узайр ва фариштагон, ки ба ягонагии Аллоҳ (ҷ) шоҳидӣ додаанд, ҳол он ки онҳо гувоҳии додаашонро медонанд.[4]

(87) Ва агар ту аз мушрикон бипурсӣ, ки “**Онҳоро кӣ халқ кардааст?”,** ҳатман дар ҷавоб “**Моро Худо халқ кардааст**” мегӯянд. Вақте ба ин иқрор доранд, пас чӣ гуна худро аз ибодати Ӯ бармегардонанд?![5]

(88) Ва Аллоҳ (ҷ) аз шикояти Паёмбар (с) аз такзиби қавмаш ва аз сухани дар зимни шикоят гуфтааш, ки “**Эй Парвардигорам, ҳамоно инҳо қавмеанд, ки ба дини ман имон намеоранд**”, огоҳ аст.

(89) Пас аз ин қавми мушрикат рӯ бигардон ва ба онҳо сухане бигӯ, ки аз зарарашон эмин бимонӣ. Пас эшон бегумон азобашонро хоҳанд донист.

Ҳукми аз мушрикон рӯ гардондани Паёмбар (с) ва гуфтани сухане, ки аз зиёнашон эмин бимонанд, дар Макка қабл аз ҳиҷрат буд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Нафрат доштан ба ҳақ хатари бузург дорад;

2.Зиёни макри кофирон қатъан рӯзе алайҳи худи онҳо мегардад;

3.Ҳар қадар илми шахс нисбат ба Парвардигораш бештар бошад, ба ҳамон андоза эътимодаш ба Ӯ ва таслим шуданаш ба аҳкоми шаръаш афзунтар мешавад;

4.Аз замони вуқӯи қиёмат фақат Худо огоҳ аст.

---

1. **Молик** исми фариштаи муваззаф ба нигаҳбонии дӯзах аст. (**Мутарҷим**)
2. Ин хитоб аз сӯи Худо бо мақсади сарзаниш ва саркӯб сохтан аст. (**Мутарҷим**)
3. Оят ишора ба макрест, ки мушрикон дар **Дору-н-надва** оид ба қатли Паёмбар (с) сохтанд. (**Мутарҷим**)
4. Мақсад аз қайди **донистани шаҳодат** он аст, ки **гувоҳии бидуни илм** эътибор надорад. (**Мутарҷим**)
5. Дар тарҷумаи феъли маҷҳул ба маълум дар ин ва дигар оятҳои шабеҳаш аз тафсири “**Таҳрир ва танвир**”-и Имом Ибни Ошур (р) истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)

СУРАИ “ДУХОН”
АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
АЗ РӮИ ТАРТИБ ЧИЛУ ЧОРУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
ДОРОИ ПАНҶОВУ НУҲ ОЯТ


سُورَةُ الدُّخَانِ — الجُزْءُ الخَامِسُ وَالعِشْرُونَ

سُورَةُ الدُّخَانِ — تَرْتِيبُهَا ٤٤ — آيَاتُهَا ٥٩

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

حمٓ ١ وَالْكِتَابِ الْمُبِينِ ٢ إِنَّا أَنزَلْنَاهُ فِي لَيْلَةٍ مُّبَارَكَةٍ
إِنَّا كُنَّا مُنذِرِينَ ٣ فِيهَا يُفْرَقُ كُلُّ أَمْرٍ حَكِيمٍ ٤ أَمْرًا
مِّنْ عِندِنَا إِنَّا كُنَّا مُرْسِلِينَ ٥ رَحْمَةً مِّن رَّبِّكَ إِنَّهُ هُوَ
السَّمِيعُ الْعَلِيمُ ٦ رَبِّ السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضِ وَمَا بَيْنَهُمَا
إِن كُنتُم مُّوقِنِينَ ٧ لَا إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ يُحْيِي وَيُمِيتُ رَبُّكُمْ
وَرَبُّ آبَائِكُمُ الْأَوَّلِينَ ٨ بَلْ هُمْ فِي شَكٍّ يَلْعَبُونَ ٩
فَارْتَقِبْ يَوْمَ تَأْتِي السَّمَاءُ بِدُخَانٍ مُّبِينٍ ١٠ يَغْشَى النَّاسَ
هَٰذَا عَذَابٌ أَلِيمٌ ١١ رَّبَّنَا اكْشِفْ عَنَّا الْعَذَابَ إِنَّا مُؤْمِنُونَ
١٢ أَنَّىٰ لَهُمُ الذِّكْرَىٰ وَقَدْ جَاءَهُمْ رَسُولٌ مُّبِينٌ ١٣ ثُمَّ
تَوَلَّوْا عَنْهُ وَقَالُوا مُعَلَّمٌ مَّجْنُونٌ ١٤ إِنَّا كَاشِفُو الْعَذَابِ قَلِيلًا
إِنَّكُمْ عَائِدُونَ ١٥ يَوْمَ نَبْطِشُ الْبَطْشَةَ الْكُبْرَىٰ إِنَّا مُنتَقِمُونَ
١٦ ۞ وَلَقَدْ فَتَنَّا قَبْلَهُمْ قَوْمَ فِرْعَوْنَ وَجَاءَهُمْ رَسُولٌ كَرِيمٌ
١٧ أَنْ أَدُّوا إِلَيَّ عِبَادَ اللَّهِ إِنِّي لَكُمْ رَسُولٌ أَمِينٌ ١٨

٤٩٦

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Ҳушдор додани такзибгарон аз азоби илоҳӣ дар дунё ва охират.

**Тафсир:**

1 “**Ҳо. Мим**” Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузаштааст.

2 Савганд ба Қуръони равшансозандаи роҳи ҳидоят ба сӯи ҳақ, -

3 яқинан Мо Қуръонро дар шаби бобаракати Қадр нозил сохтем. Бегумон Мо бо ин Қуръон бандагонамонро аз азобамон бим медиҳем.

4 Дар он шаби бобаракати Қадр ҳамаи кори устувори[1] мутааллиқ ба рӯзии махлуқот, мӯҳлати ҳаёти онҳо ва он чи Аллоҳ (ҷ) дар давоми сол ба вуҷуд меорад, файсала карда мешавад.

5 Мо он корҳои устуворро аз назди Хеш файсала мекунем. Бешак, Мо фиристандаи паёмбарон ҳастем.

6 Фиристодагонамонро барои раҳмати Парвардигори ту Паёмбар ба мардум мефиристем. Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ҷ) Шунавандаи гуфтори бандагон, Донандаи кирдору нияти онҳо аст. Чизе аз Ӯ пинҳон нест.

7 Ӯ Парвардигори осмонҳову замин ва Парвардигори мавҷудоти байни онҳост.[2] Агар ба ин яқин доред, пас ба Паёмбарам имон оред ва ҷуз Ман чизеро напарастед.

8 Ба ҷуз Ӯ Маъбуди ҳақиқие нест. Ҳаёт мебахшад ва мемиронад. Ғайри Ӯ ҳеҷ кас аз уҳдаи бахшидани ҳаёт ва миронидан намебарояд. Ӯ Парвардигори шумо ва Парвардигори падарони гузаштаи шумо аст.

9 Мушрикон ба ин ҳақиқат бовар надоранд, балки онҳо дар шак қарор дошта, бо ботили хеш машғули бозӣ ва саргармӣ ҳастанд.

10 Пас, эй Паёмбар, мунтазири азоби қарибулвуқӯи қавмат бош. Рӯзе, ки осмон монанди[3] дуди ошкореро меорад. Ҳама онро бо чашми сар мебинанд.[4]

11 Он дудмонанд қавматро фаро мегирад. Ба қавмат гуфта хоҳад шуд: “**Ин уқубати ба шумо расида азоби дардовар аст.**”

12 Он вақт онҳо тазаррӯъкунон сӯи Парвардигорашон рӯй оварда мегӯянд: “**Эй Парвардигори мо, уқубататро аз мо бартараф бисоз. Агар онро бартараф намоӣ, ҳатман мо ба Ту ва Паёмбарат имон меорем.**”

13 Чӣ гуна мушрикони қавмат панд гирифта, тавба менамоянд? Ҳол он ки дар ҳақиқат барояшон Паёмбари рисолаташ ошкор омада буд, онҳо ростгӯӣ ва амонатдориашро медонистанд?!

14 Сипас аз тасдиқаш рӯ гардонданд ва дар ҳаққаш гуфтанд: “**Ин мард аз ҷониби касе таълим додашудаи девона аст. Ӯ фиристодаи Худо нест.**”

15 Ҳамоно Мо чун аз шумо азобро андак бартараф созем, ҳатман шумо ба сӯи куфр ва такзиби хеш бармегардед.

16 Эй Паёмбар, мунтазир бош, ки кофирони қавматро дар рӯзи ҷанги Бадр ба уқубати азим мегирем. Бешак, Мо интиқомгирандаем.

17 Ва бешак, Мо қабл аз ин мушрикон қавми Фиръавнро озмудем ва ба онҳо Фиристодаи гиромиқадри илоҳӣ, Мӯсо омада, мардумро ба яктопарастӣ ва ибодати Аллоҳ (ҷ) фаро хонд.

18 Мӯсо (а) ба Фиръавн ва қавмаш мегуфт: “**Бани Исроилро ба ман вогузоред. Чунки онҳо танҳо бандагони Худо ҳастанд. Шумо ҳақ надоред онҳоро ғуломи худ созед. Ҳамоно ман барои шумо аз сӯи Худо фиристодаи амонатдорам. Дар расондани паёми илоҳӣ амонатро риоя мекунам. Аз он чизеро кам ва ба он чизеро изофа намесозам.-**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Нузули Қуръон дар шаби Қадр далели дорои мақоми баланд будани он аст;
2.Биъсати паёмбарон ва омадани Қуръон аз осори раҳмати Худо нисбат ба бандагон аст;
3.Рисолати паёмбарон аз он иборат аст, ки бандагони нотавонро аз қабзаи зулми мутакаббирон озод гардонанд.

1. Калимаи “**устувор**” тарҷумаи вожаи “حكيم” аст. Яъне, он корҳо тағйир ва табдил намеёбанд. (**Мутарҷим**)
2. Ин ҷумла ба эътибори мубтадои маҳзуф тарҷума шуда аст. Зеро ҷумҳури уламои қироат калимаи “رب”-ро марфӯъ хондаанд. Барои возеҳтар шудани маъно ҳамин таҳлили наҳвиро истифода намудем. (**Мутарҷим**)
3. Яъне, он дуди ҳақиқӣ набуд, балки аз шиддати гуруснагӣ дар назарашон монанди дуд тофт. (**Мутарҷим**)
4. Он чи муаллифон дар тафсири ояти боло зикр кардаанд, ки омадани дуд дар ин дунё рух дода, ба охират марбут нест, аз Абдуллоҳ ибни Масъуд, Муҷоҳид ибни Ҷабр, Абӯлъолия, Иброҳими Нахаъӣ, Заҳҳок, Атияи Авфӣ ворид шуда, ихтиёри Имом Табарӣ низ ҳамин аст. Хулосаи он тибқи ривоятҳои саҳеҳ он аст, ки вақте Паёмбар (с) дар ҳаққи мушрикон дуои қаҳтсолӣ карданд, Худо онҳоро дучори гуруснагӣ ва қаҳтсолӣ гардонид. Ин ҳодиса баъд аз ҳиҷрат воқеъ гашта аст. Мардум вақте ба осмон нигоҳ мекарданд, аз гуруснагии зиёд байни худ ва осмон дудмонандеро мушоҳида менамуданд. (**Мутарҷим**)

وَأَن لَّا تَعۡلُواْ عَلَى ٱللَّهِۖ إِنِّيٓ ءَاتِيكُم بِسُلۡطَٰنٖ مُّبِينٖ ١٩ وَإِنِّي عُذۡتُ
بِرَبِّي وَرَبِّكُمۡ أَن تَرۡجُمُونِ ٢٠ وَإِن لَّمۡ تُؤۡمِنُواْ لِي فَٱعۡتَزِلُونِ ٢١
فَدَعَا رَبَّهُۥٓ أَنَّ هَٰٓؤُلَآءِ قَوۡمٞ مُّجۡرِمُونَ ٢٢ فَأَسۡرِ بِعِبَادِي لَيۡلًا إِنَّكُم
مُّتَّبَعُونَ ٢٣ وَٱتۡرُكِ ٱلۡبَحۡرَ رَهۡوًاۖ إِنَّهُمۡ جُندٞ مُّغۡرَقُونَ ٢٤ كَمۡ
تَرَكُواْ مِن جَنَّٰتٖ وَعُيُونٖ ٢٥ وَزُرُوعٖ وَمَقَامٖ كَرِيمٖ ٢٦ وَنَعۡمَةٖ
كَانُواْ فِيهَا فَٰكِهِينَ ٢٧ كَذَٰلِكَۖ وَأَوۡرَثۡنَٰهَا قَوۡمًا ءَاخَرِينَ ٢٨ فَمَا
بَكَتۡ عَلَيۡهِمُ ٱلسَّمَآءُ وَٱلۡأَرۡضُ وَمَا كَانُواْ مُنظَرِينَ ٢٩ وَلَقَدۡ
نَجَّيۡنَا بَنِيٓ إِسۡرَٰٓءِيلَ مِنَ ٱلۡعَذَابِ ٱلۡمُهِينِ ٣٠ مِن فِرۡعَوۡنَۚ إِنَّهُۥ
كَانَ عَالِيٗا مِّنَ ٱلۡمُسۡرِفِينَ ٣١ وَلَقَدِ ٱخۡتَرۡنَٰهُمۡ عَلَىٰ عِلۡمٍ عَلَى
ٱلۡعَٰلَمِينَ ٣٢ وَءَاتَيۡنَٰهُم مِّنَ ٱلۡأٓيَٰتِ مَا فِيهِ بَلَٰٓؤٞاْ مُّبِينٌ ٣٣
إِنَّ هَٰٓؤُلَآءِ لَيَقُولُونَ ٣٤ إِنۡ هِيَ إِلَّا مَوۡتَتُنَا ٱلۡأُولَىٰ وَمَا نَحۡنُ
بِمُنشَرِينَ ٣٥ فَأۡتُواْ بِـَٔابَآئِنَآ إِن كُنتُمۡ صَٰدِقِينَ ٣٦ أَهُمۡ
خَيۡرٌ أَمۡ قَوۡمُ تُبَّعٖ وَٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِهِمۡۚ أَهۡلَكۡنَٰهُمۡۖ إِنَّهُمۡ كَانُواْ
مُجۡرِمِينَ ٣٧ وَمَا خَلَقۡنَا ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضَ وَمَا بَيۡنَهُمَا لَٰعِبِينَ
٣٨ مَا خَلَقۡنَٰهُمَآ إِلَّا بِٱلۡحَقِّ وَلَٰكِنَّ أَكۡثَرَهُمۡ لَا يَعۡلَمُونَ ٣٩



19 **Ва бо тарки ибодат бар Худо кибр наварзед ва худро аз дигарон бузург нашуморед. Зеро ҳаққо, ки ман ба шумо ҳуҷҷати равшан овардаам.**[1]
20 **Ва бешак, аз он ки маро сангсор карда, ба қатл расонед, ба Парвардигори хеш ва Парвардигори шумо паноҳ мебарам.**
21 **Ва агар пайғоми аз сӯи Худо овардаи маро тасдиқ накунед, пас худро аз ман канор бигиред ва аз расонидани зарар худдорӣ намоед.**"
22 Пас Мӯсо (а) Парвардигорашро дуо карда гуфт: "**Ба дурустӣ, Фиръавну пайравонаш қавми сахт гунаҳкоранд . Ин ҷамоа лоиқи онанд, ки зудтар гирифтори уқубат шаванд.**"
23 Аллоҳ (ҷ) гуфт: "**Пас бандагонеамро, ки аҳли имонанд, дар ҳиссае аз шаб ба роҳ бaрор. Бегумон шумо аз ҷониби Фиръавн ва қавмаш таъқиб хоҳед шуд.**
24 **Ва чун бо Бани Исроил аз баҳр баъди аз зарби асои дастат порашавии он гузаштӣ, онро чунончи ҳаст, кушодаи ором гузор. Чунки ҳатман Фиръавн ва сипоҳиёнаш бо ғарқ гаштанашон дар ин баҳр ҳалок карда мешаванд.**"
25 Фиръавну қавмаш баъди худ чӣ қадар боғҳо ва чашмаҳои ҷорӣ
26 ва чӣ қадар зироатҳои мухталиф ва маҷлисгоҳу маскану диёру бозорҳои беҳтарину гаронбаҳо[2]
27 ва чӣ қадар неъматҳое, ки дар он шодону сармаст буда, лаззат мебурданд, боқӣ гузоштанд.
28 Саргузашти Фиръавн ва қавмаш ҳамин гуна буд. Ва Мо боғҳо, чашмаҳо, зироатҳо ва маҷлисгоҳу маскану диёру бозорҳои гаронбаҳои онҳоро ба қавми дигар ба мерос додем.

Мурод аз "**қавми дигар**" дар ин оят Бани Исроил ҳастанд.
29 Пас, осмон ва замин бар Фиръавну қавмаш ҳангоми дар баҳр ғарқ шудан нагирист[3] ва ба онҳо мӯҳлат дода нашуд, то тавба кунанд.
30 Ва ҳамоно Мо Бани Исроилро аз азоби хоркунандаи Фиръавну атрофиёнаш наҷот додем. Фиръавн ва лашкариёнаш писарони Бани Исроилро мекуштанд ва духтаронашонро ба қасди иҳонат зинда нигоҳ медоштанд.
31 Мо онҳоро аз уқубати Фиръавн раҳонидем. Ҳамоно Фиръавн бандаи мутакаббир ва аз таҷовузгарони ҳадди амру дини илоҳӣ буд.
32 Ва яқинан Мо Бани Исроилро аз рӯи илмамон[4] бар мардуми замонашон баргузидем. Зеро теъдоди паёмбаронашон зиёд буд.[5]
33 Ва аз мӯъҷизаҳои ба воситаи онҳо Мӯсоро таъйид намудаамон, ба Бани Исроил чизҳоеро ба монанди **нӯшобаи шабеҳи асал**, **гӯшти бедона** ва ғайри он додем, ки неъмати ошкор буданд.
34 Ҳамоно ин қавми мушрики такзибкунандаи Макка растохезро инкор карда мегӯянд:-
35 "**Ба ҷуз марги аввали мо дигар марге нест. Баъд аз мурдан ҳаёт вуҷуд надорад. Ва мо пас аз марг зинда карда намешавем.**
36 **Эй Муҳаммад, агар ту ва пайравонат дар он чи даъво доред, ки Худо мурдагонро барои бозпурсӣ ва гирифтани ҷазо зинда месозад, ростгӯед, пас падарони мурдаи моро зинда сохта биёред.**"
37 Эй Паёмбар, оё ба эътибори қудрат ва қувват мушрикони такзибкунандаи қавми ту беҳтаранд ё қавми **Туббаъ**[6] ва он касоне ба монанди қавми Од ва Самуд, ки қабл аз онҳо гузаштаанд. Мо ҳамаи онҳоро ҳалок кардем. Ба дурустӣ ки эшон қавми сахт гунаҳкор буданд.
38 Ва Мо осмонҳову замин ва мавҷудоти байни он дуро ба бозӣ ва беҳуда наофаридаем.
39 Бегуфтугӯ, Мо он дуро ба хотири ҳикмати бузург офаридаем. Валекин бештари мушрикон инро намедонанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Бояд мӯъмин аз макри душманон ба Парвардигор паноҳ барад;
2.Вақте кофирон даъватро намепазиранд ва алайҳи даъватгарон мубориза мебаранд, дар ҳаққашон дуои бад намудан ҷоиз аст;
3.Коинот дар фавтидани кофир ғамгин намешавад, зеро бандаи беимон назди Худо эътибор надорад;
4.Осмону замин барои ҳикмати бузург офарида шудааст, аммо мулҳидон аз он бехабаранд.

1. Феъли замони оянда дар оят ба маънои замони ҳозира омада аст. Бинобар ин, онро "**овардаам**" тарҷума намудам. (**Мутарҷим**)
2. Мурод аз "**مقام**" дар оят **маҷлисгоҳ**, **маскан**, **диёр** ва **бозорҳои боҳашамати** Фиръавн ва қавми ӯст. Аммо вожаи "**كـــــــريم**" ба маънои **гаронбаҳо** ва **беҳтарин** аст. (**Мутарҷим**)
3. Муфассирон мегӯянд, ин оят ба тариқи маҷоз ва истиора омада аст. Вақте дар байни арабҳо шахси бузурге мефавтид, бо мақсади аҳамиятнокии ӯро нишон додан "**Дар маргаш осмону замин гирист ва кӯҳҳо ба ларза омад**" мегуфтанд. Мақсад он аст, ки Фиръавн ва қавмаш ҳалок гашта, аз байн рафтанд. Ҳалокаташон монанди дигарон як кори маъмулӣ буд. Онҳо арзандаи он набуданд, ки дар вақти маргашон осмону замин барояшон бигиряд. Албатта, иддае аз аҳли тафсир онро ба маънои ҳақиқӣ гуфтаанд. (**Мутарҷим**)
4. Яъне, медонистем, ки шоистагии инро доранд. (**Мутарҷим**)
5. Қайди ҷумлаи охир аз сӯи муаллифон ҷойи муҳолиза аст. Чунки агар зиёд будани теъдоди паёмбаронро сабаби бар дигарон бартар будани Бани Исроил ҳисобем, онҳо ба ин эътибор дар умум аз тамоми умматҳо афзал буданд. Чунончи ин андеша ба ҳамин эътибор аз муфассирон омада аст. Яъне, агар афзалияти дар оят зикршуда ба маънои мутлақ бошад, дар ин сурат Бани Исроил танҳо бар аҳли замони хеш бартарӣ доштанд, на бар ҳама умматҳо. Аммо агар афзалият вобаста ба зиёдии теъдоди паёмбарон бошад, пас онҳо ба таври мутлақ аз кулли умматҳо бартарӣ доранд. Имом Алусӣ (р) ин ду раъйро оварда аст. (**Мутарҷим**)
6. **Қавми Туббаъ**, яъне сокинони Ҳимяр, Сабаъ ва Ҳазрамавт. Туббаъ чун лақаб нисбат ба подшоҳе кор бурда мешуд, ки дар ҳамаи сарзаминҳои Яман подшоҳ бошад. Исми **Туббаъ** Асъад ва куняаш Абӯкариб аст. Шоҳии вай ҳамаи сарзаминҳои арабро фаро гирифта буд. Давлати **Туббаъ** дар соли ҳазоруми қабл аз биъсати Паёмбар (с) арзи вуҷуд карда аст. Баъзеҳо мегӯянд, он дар ҳудуди солҳои ҳафсади қабл аз биъсат буда аст. (**Мутарҷим**)


سُورَةُ الدُّخَانِ — الجُزْءُ الخَامِسُ وَالعِشْرُونَ

إِنَّ يَوْمَ ٱلْفَصْلِ مِيقَٰتُهُمْ أَجْمَعِينَ ٤٠ يَوْمَ لَا يُغْنِى مَوْلًى
عَن مَّوْلًى شَيْـًٔا وَلَا هُمْ يُنصَرُونَ ٤١ إِلَّا مَن رَّحِمَ ٱللَّهُ
إِنَّهُۥ هُوَ ٱلْعَزِيزُ ٱلرَّحِيمُ ٤٢ إِنَّ شَجَرَتَ ٱلزَّقُّومِ ٤٣ طَعَامُ
ٱلْأَثِيمِ ٤٤ كَٱلْمُهْلِ يَغْلِى فِى ٱلْبُطُونِ ٤٥ كَغَلْىِ
ٱلْحَمِيمِ ٤٦ خُذُوهُ فَٱعْتِلُوهُ إِلَىٰ سَوَآءِ ٱلْجَحِيمِ ٤٧ ثُمَّ
صُبُّوا۟ فَوْقَ رَأْسِهِۦ مِنْ عَذَابِ ٱلْحَمِيمِ ٤٨ ذُقْ إِنَّكَ
أَنتَ ٱلْعَزِيزُ ٱلْكَرِيمُ ٤٩ إِنَّ هَٰذَا مَا كُنتُم بِهِۦ تَمْتَرُونَ
٥٠ إِنَّ ٱلْمُتَّقِينَ فِى مَقَامٍ أَمِينٍ ٥١ فِى جَنَّٰتٍ وَعُيُونٍ
٥٢ يَلْبَسُونَ مِن سُندُسٍ وَإِسْتَبْرَقٍ مُّتَقَٰبِلِينَ ٥٣
كَذَٰلِكَ وَزَوَّجْنَٰهُم بِحُورٍ عِينٍ ٥٤ يَدْعُونَ فِيهَا بِكُلِّ
فَٰكِهَةٍ ءَامِنِينَ ٥٥ لَا يَذُوقُونَ فِيهَا ٱلْمَوْتَ إِلَّا
ٱلْمَوْتَةَ ٱلْأُولَىٰ وَوَقَىٰهُمْ عَذَابَ ٱلْجَحِيمِ ٥٦ فَضْلًا مِّن
رَّبِّكَ ذَٰلِكَ هُوَ ٱلْفَوْزُ ٱلْعَظِيمُ ٥٧ فَإِنَّمَا يَسَّرْنَٰهُ بِلِسَانِكَ
لَعَلَّهُمْ يَتَذَكَّرُونَ ٥٨ فَٱرْتَقِبْ إِنَّهُم مُّرْتَقِبُونَ ٥٩

آياتها ٣٧ — سُورَةُ الجَاثِيَةِ — ترتيبها ٤٥



40 Ҳамоно рӯзи қиёмат, ки Худо байни бандагон доварӣ мекунад, замони ваъдаи бозпурсӣ ва ҷазои ҳама халоиқ аст. Он рӯз Худо халқро ҷамъ меорад.
41 Рӯзе, ки ҳеҷ хешованде ба хешовандаш ва ҳеҷ ҳамнишине ба ҳамнишинаш андактарин манфиат намерасонад ва онҳо аз азоби Худо боз манъ карда намешаванд. Чунки он рӯз ҳукмфармоӣ танҳо аз Худо аст. Касе онҷо даъвои шоҳигарӣ намекунад.
42 Магар касе аз бандагон, ки Худо ба вай раҳм кунад. Бандагони мавриди раҳмати Худо қароргирифта рӯзи қиёмат аз аъмоли шоистаи дар дунё анҷомдодаи худ суд мебаранд. Ба дурустӣ, Худо Зоти Ғолиби Мағлубнашавандаи дар офариниш, тақдир ва тадбираш Ҳаким аст.

Чун Худо дар оятҳои қаблӣ қиёматро зикр кард, дар оятҳои зерин дар охират бар асоси ҷазо ҷудошавии мардумро оварда гуфт:
43 Бегумон дарахти “**Заққум**”, ки Худо онро дар қаъри ҷаҳаннам рӯёнидааст,-
44 таоми он касест, ки муртакиби гуноҳи азими куфр шудааст. Кофирон аз меваи палиди он мехӯранд.
45 Меваи он монанди равғани сиёҳ буда, аз шиддати ҳарорат дар шикамҳои дӯзахиён меҷӯшад,-
46 монанди ҷӯшидани оби ниҳоят пурҳарорат.
47 Ба фариштагони посбони дӯзах гуфта мешавад: “**Ӯро бигиред, пас бо дуруштӣ кашон-кашон ба васати оташи дӯзах баред.**
48 **Сипас аз болои сараш оби ҷӯш бирезед. Минбаъд ӯ аз азоб ҷудо намешавад.**”
49 Ва бо сарзаниш ба ӯ гуфта мешавад: “**Ин уқубати дардоварро бичаш. Ҳаққо, ки ту ба даъвои худ дар байни қавмат дорои иззату кароматбудӣ.**[1]
50 **Бешак, ин он уқубатест, ки шумо дар бораи вуқӯи он шак мекардед. Аммо имрӯз бо мушоҳидаи он шаккатон дур шуд.**”
51 Яқинан бандагони бо иҷрои дастурот ва худдорӣ аз мамнӯот парҳезкор рӯзи қиёмат дар истиқоматгоҳи дорои амн қарор мегиранд. Онҳо аз ҳама гуна нохушӣ эмин ҳастанд,-
52 дар бӯстонҳо ва чашмаҳои ҷорӣ.
53 Онҳо дар ҷаннат абрешими борик ва ғафс мепӯшанд, дар ҳоле ки рӯбарӯи ҳам нишаста, ба якдигар пуштгардон намешинанд.
54 Чунончи Мо аҳли ҷаннатро бо ин неъматҳо гиромӣ медорем, ҳамин гуна онҳоро бо занони зебои соҳиби чашмони васеи сафедиаш сап-сафед ва сиёҳиаш сип-сиёҳ издивоҷ менамоем.
55 Аҳли ҷаннат ходимонашонро фаро мехонанд, то барояшон ҳар навъи меваи мехостаашонро ҳозир созанд, ҳол он ки онҳо аз қатъшавӣ ва зарари он меваҳо эминанд.
56 Онҳо дар ҷаннат абадӣ мемонанд. Дар онҷо ҷуз марги аввали дар дунё чашидаашон дигар маргро намечашанд ва Парвардигорашон онҳоро аз азоби дӯзах нигоҳ медорад.
57 Ин аз рӯи лутфи Парвардигорат нисбат ба аҳли ҷаннат аст. Ин духули ҷаннат ва дурӣ аз дӯзах комёбии бузургест, ки ҳеҷ комёбӣ ба он баробар нест.
58 Пас, эй Паёмбар, бегумон Мо ин Қуръонро бо фуруд овардан ба забони ту (**арабӣ**) осон кардем, то қавмат маонии онро бифаҳманд ва панд бигиранд.
59 Пас, ту мунтазири ғолибияти худ ва мағлубияти душманонат бош. Албатта, онҳо низ мунтазири мағлубият ва ҳалокати ту ҳастанд.

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Худо кофиронро ба азоби ҷисмонӣ ва равонӣ дучор месозад;
2. Духули ҷаннат ва дурӣ аз дӯзах бузургтарин комёбӣ аст;
3. Худо лафз ва маънои Қуръонро ба бандагонаш осон сохтааст.

1. Мақсад аз ин тавсиф акси маънои он аст. Яъне, ту дар ҳақиқат хору бекадр ҳастӣ. (**Мутарҷим**)

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

حمٓ ١ تَنزِيلُ ٱلۡكِتَٰبِ مِنَ ٱللَّهِ ٱلۡعَزِيزِ ٱلۡحَكِيمِ ٢ إِنَّ فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ
وَٱلۡأَرۡضِ لَأٓيَٰتٖ لِّلۡمُؤۡمِنِينَ ٣ وَفِي خَلۡقِكُمۡ وَمَا يَبُثُّ مِن دَآبَّةٍ ءَايَٰتٞ
لِّقَوۡمٖ يُوقِنُونَ ٤ وَٱخۡتِلَٰفِ ٱلَّيۡلِ وَٱلنَّهَارِ وَمَآ أَنزَلَ ٱللَّهُ مِنَ ٱلسَّمَآءِ
مِن رِّزۡقٖ فَأَحۡيَا بِهِ ٱلۡأَرۡضَ بَعۡدَ مَوۡتِهَا وَتَصۡرِيفِ ٱلرِّيَٰحِ ءَايَٰتٞ لِّقَوۡمٖ
يَعۡقِلُونَ ٥ تِلۡكَ ءَايَٰتُ ٱللَّهِ نَتۡلُوهَا عَلَيۡكَ بِٱلۡحَقِّۖ فَبِأَيِّ حَدِيثِۭ بَعۡدَ
ٱللَّهِ وَءَايَٰتِهِۦ يُؤۡمِنُونَ ٦ وَيۡلٞ لِّكُلِّ أَفَّاكٍ أَثِيمٖ ٧ يَسۡمَعُ ءَايَٰتِ
ٱللَّهِ تُتۡلَىٰ عَلَيۡهِ ثُمَّ يُصِرُّ مُسۡتَكۡبِرٗا كَأَن لَّمۡ يَسۡمَعۡهَاۖ فَبَشِّرۡهُ بِعَذَابٍ أَلِيمٖ
٨ وَإِذَا عَلِمَ مِنۡ ءَايَٰتِنَا شَيۡـًٔا ٱتَّخَذَهَا هُزُوًاۚ أُوْلَٰٓئِكَ لَهُمۡ عَذَابٞ
مُّهِينٞ ٩ مِّن وَرَآئِهِمۡ جَهَنَّمُۖ وَلَا يُغۡنِي عَنۡهُم مَّا كَسَبُواْ شَيۡـًٔا
وَلَا مَا ٱتَّخَذُواْ مِن دُونِ ٱللَّهِ أَوۡلِيَآءَۖ وَلَهُمۡ عَذَابٌ عَظِيمٌ ١٠ هَٰذَا
هُدٗىۖ وَٱلَّذِينَ كَفَرُواْ بِـَٔايَٰتِ رَبِّهِمۡ لَهُمۡ عَذَابٞ مِّن رِّجۡزٍ أَلِيمٌ ١١
۞ ٱللَّهُ ٱلَّذِي سَخَّرَ لَكُمُ ٱلۡبَحۡرَ لِتَجۡرِيَ ٱلۡفُلۡكُ فِيهِ بِأَمۡرِهِۦ وَلِتَبۡتَغُواْ الحزب ٥٠
مِن فَضۡلِهِۦ وَلَعَلَّكُمۡ تَشۡكُرُونَ ١٢ وَسَخَّرَ لَكُم مَّا فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَمَا فِي
ٱلۡأَرۡضِ جَمِيعٗا مِّنۡهُۚ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَٰتٖ لِّقَوۡمٖ يَتَفَكَّرُونَ ١٣



## СУРАИ "ҶОСИЯ"
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ЧИЛУ ПАНҶУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ СИВУ ҲАФТ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Бо матраҳ кунонидани паёмҳои ҷаҳони ҳастӣ ва ёдоварии охират, муолиҷа намудани шахсони тобеи хостаҳои нафс, ки аз пазируфтани ҳақ кибр меварзанд.

**Тафсир:**

1 "**Ҳо. Мим**." Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузаштааст.

2 Ин Қуръон Китоби аз сӯи Аллоҳи Ғолиби Шикастнопазири дар офариниш, тақдир ва чорасозии кори халоиқ Ҳаким нозил шудааст.

3 Ҳамоно дар осмонҳо ва замин барои мӯъминон оиди қудрат ва ваҳдонияти Худо далелҳои зиёд аст. Аз ин далелҳои ҷаҳони ҳастӣ маҳз аҳли имон панд мегиранд.

4 Ва эй мардум, бегумон дар офариниши шумо аз нутфа, сипас аз гӯштпора, сипас аз хуни баста ва низ дар офариниши ҳар ҷунбанда, ки Худо онро дар замин пароканда мегардонад, барои мардуме, ки ба офаридгории Худо яқин доранд, ҳуҷҷатҳои зиёди ягонагии Ӯст.

5 Ва дар пайи ҳам омадани шаб ва рӯз ва дар он чи Худо аз осмон аз борон фуруд оварда, пас ба сабаби он ба замин баъди он ки бегиёҳи мурда буд, бо рӯёнидани гиёҳони мухталиф ҳаёт бахшид ва низ дар гардиш додани вазидани бодҳо, ки онро ба хотири манфиатҳои шумо гоҳо аз як самт ва гоҳо аз самти дигар меорад, барои мардуме, ки ақли худро ба кор медароранд, далелҳои зиёдест, то аз ин далелҳои ҷаҳони ҳастӣ бар ягонагию қудрати илоҳӣ, хусусан бар зиндасозии мурдагон пай баранд ва бифаҳманд.

6 Эй Паёмбар, ин оятҳо ва далелҳои Аллоҳ (ч) аст, ки Мо онҳоро бар ту ба ростӣ мехонем. Агар қавми кофират ба сухан ва далелҳои Мо имон наоранд, пас баъд аз ин ба кадом сухан имон меоранд ва кадом ҳуҷҷатро тасдиқ мекунанд?!

7 Рӯзи қиёмат вой ба ҳар як бандаи бисёр дурӯғгӯи гунаҳкоре, ки-

8 пайваста дар Қуръон оятҳои Аллоҳ (ч)-ро мешунавад, ки бар ӯ хонда мешавад, сипас бар куфру гуноҳаш идома дода, худро аз қабули ҳақ бузург меҳисобад, гӯё он оятҳоро нашунидааст. Пас, эй Паёмбар, ин шахси кофирро ба азоби дардовари қиёмат "**мужда**" бидеҳ.

9 Ва чун аз Қуръон чизе ба ӯ бирасад, онро ба ришханд мегирад. Рӯзи қиёмат барои масхаракунандагони Қуръон азоби хорсозанда аст.

10 Дар охират оташи дӯзах онҳоро аз пеши рӯяшон мунтазир аст. Ва моли касбкарда ва бутҳои ба ҷуз Худо маъбуд гирифтаашон аз онҳо чизеро аз азоб бартараф намесозад ва барояшон азоби азим аст.

11 Ин Китоби бар Паёмбар (с) нозилкардаи Мо ҳидоятгари роҳи рост аст. Ва касоне, ки ба оятҳои бар ӯ фиристодаи Парвардигорашон кофир мегарданд, барои онҳо азоби бадтарину сахт дардовар аст.

12 Эй мардум, ягона Аллоҳ (ч) Он Зотест, ки баҳрро барои шумо мусаххар гардонид, то киштиҳо дар он бо фармони Ӯ ҳаракат кунанд ва то шумо бо истифода аз навъҳои гуногуни касби ҳалол аз фазли Ӯ рӯзӣ талаб намоед ва то неъматҳояшро шукргузорӣ кунед.

13 Ва Аллоҳ (ч) аз сӯи Худ ҳар он чи дар осмонҳо аз офтобу моҳу ситорагон ва ҳар он чи дар замин аз дарёҳо, дарахтон, кӯҳҳо ва ғайра вуҷуд дорад, барои шумо мусаххар сохтааст. Ба дурустӣ, дар мусаххар сохтани ин мавҷудот барои қавме, ки дар бораи нишонаҳои ҷаҳони ҳастӣ меандешанд ва аз он панд мегиранд, далелҳои зиёди қудрат ва ваҳдонияти Аллоҳ (ч) аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Дурӯғгӯӣ, исрор бар гуноҳ, кибр ва тамасхури оятҳо сифатҳои гумроҳон буда, Худо ин гуна ашхосро ба уқубати шадид таҳдид кардааст;

2.Неъматҳои Худо дар ҳаққи бандагонаш бешумор аст. Яке аз он неъматҳо мусаххар сохтани коинот барои хидмати онҳост;

3.Неъмат аз банда тақозо менамояд, ки бояд шукри Соҳиби он ба ҷо оварда шавад.



14 Эй Паёмбар, ба мӯъминон бигӯ: “**Кофиронеро, ки нисбат ба шумо бадӣ карда, ба неъмат ва азоби илоҳӣ парвое надоранд, афв кунед, зеро бегумон Аллоҳ (ҷ) ҳар як гурӯҳи мӯъминони собир ва кофирони аз марзҳо таҷовузкунандаро ба сабаби он чи дар дунё мекарданд, ҷазо хоҳад диҳад.**”
15 Ҳар ки амали шоиста мекунад, пас натиҷаи он ба нафъи худи он шахс бармегардад, Аллоҳ (ҷ) ба амали неки бандагон ниёз надорад ва ҳар ки амали бад анҷом медиҳад, пас натиҷаи он ба зарари соҳибаш хотима меёбад, он амали бад ба Аллоҳ (ҷ) зиён намеорад. Сипас шумо рӯи қиёмат танҳо ба сӯи Парвардигоратон баргардонида мешавед ва Ӯ дар он рӯз ҳар касро ба ҷазои аъмолаш мерасонад.
16 Ва бешак, Мо ба Бани Исроил Таврот ва мутобиқ ба аҳкомаш дар байни мардум доварӣ намуданро додем ва бештари паёмбаронро аз насли Иброҳим дар сулолаи Бани Исроил қарор додем ва ба онҳо аз навъҳои гуногуни неъматҳои ҳалол рӯзӣ намудем ва онҳоро бар аҳли олами замонашон бартар гардондидем.
17 Ва ба Бани Исроил дар корҳои динӣ далелҳои тавзеҳдиҳандаи ҳақ аз ботилро додем. Пас онҳо дар корҳои динӣ ихтилоф накарданд, магар баъд аз он ки бо биъсати Паёмбар Муҳаммад (с) ба онҳо дониш омад ва ҳуҷҷат барпо шуд. Иллати ихтилофашон дар он буд, ки онҳо аз рӯи ҳирси мансабу ҷоҳталабӣ байни худ зидди якдигар душманӣ ва ситам намуданд. Эй Паёмбар, яқинан Парвардигорат рӯзи қиёмат дар байнашон дар он чи ихтилоф мекарданд, доварӣ менамояд ва ҳақро аз ноҳақ ҷудо месозад.
18 Сипас Мо туро аз дин бар роҳу равиши росту устуворе қарор додем, ки паёмбарони қаблиро низ ба он амр кардаем. Мардумро сӯи имон ва амали нек фаро мехонӣ. Пас аз ин роҳу равиш пайравӣ намо ва аз хостаҳои касоне, ки ҳақиқатро намедонанд, пайравӣ макун. Зеро хостаҳои онҳо шахсро гумроҳ месозад.
19 Ҳамоно касоне, ки ҳақиқатро намедонанд, агар аз хостаҳояшон пайравӣ кунӣ, ҳеҷ гоҳ онҳо аз ту чизеро аз азоби Аллоҳ (ҷ) манъ карда наметавонанд. Ва ба дурустӣ ки золимони ҳама равияҳо дар душманӣ алайҳи мӯъминон баъзеашон ёвари баъзеи дигар ҳастанд. Ва Аллоҳ (ҷ) Мададрасони бандагони парҳезкорест, ки дастуроташро иҷро намуда, аз манъкардаҳояш дурӣ меҷӯянд.
20 Ин Қуръон василаи дидани ҳақиқат ва ботил ва барои қавме, ки яқин доранд, ҳидоят ба роҳи дуруст ва раҳмат аст. Чунки маҳз аҳли яқин бо Қуръон ба роҳи рост ҳидоят меёбанд, то Парвардигорашон аз онҳо розӣ гашта, эшонро дохили ҷаннат кунад.
21 Оё касоне куфр ва гуноҳ содир кардаанд, мепиндоранд, ки Мо онҳоро дар ҷазо мисли бандагоне қарор медиҳем, ки имон овардаанд ва корҳои нек анҷом додаанд, ҳаёту марг ва дунёву охираташон яксон мебошад?! Ин чӣ доварии зиштест!
22 Ва Аллоҳ (ҷ) осмонҳо ва заминро ба хотири ҳикмати бузурге офаридааст ва то ба ҳар як кас дар ивази он чи аз некӣ ва бадӣ анҷом додааст, подош дода шавад ва Аллоҳ (ҷ) нисбаташон бо кам кардани некиҳо ё афзун сохтани бадиҳояшон ситам намекунад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Афв кардани гуноҳи золим ба шарти он ки боиси зуҳури фасод ва поймолшавии марзҳои илоҳӣ нагардад ва ба гумони ғолиб фарҷоми нек дошта бошад, аз ахлоқи ҳамидаи мӯъминон буда, Парвардигор ба он амр кардааст;

2.Пайравии шариат ва дурӣ аз пайравии хостаҳои инсонҳо воҷиб мебошад;

3.Чуноне мӯъминону кофирон дар сифат яксон нестанд, дар ҷазо низ яксон нестанд;

4.Худо осмонҳо ва заминро бо ҳикмати бузург офаридааст, аммо моддигароёни мункири Худо аз он бехабар ҳастанд.

أَفَرَءَيْتَ مَنِ ٱتَّخَذَ إِلَٰهَهُۥ هَوَىٰهُ وَأَضَلَّهُ ٱللَّهُ عَلَىٰ عِلْمٍ وَخَتَمَ عَلَىٰ سَمْعِهِۦ
وَقَلْبِهِۦ وَجَعَلَ عَلَىٰ بَصَرِهِۦ غِشَٰوَةً فَمَن يَهْدِيهِ مِنۢ بَعْدِ ٱللَّهِ ۚ أَفَلَا
تَذَكَّرُونَ ٢٣ وَقَالُوا۟ مَا هِىَ إِلَّا حَيَاتُنَا ٱلدُّنْيَا نَمُوتُ وَنَحْيَا وَمَا يُهْلِكُنَآ
إِلَّا ٱلدَّهْرُ ۚ وَمَا لَهُم بِذَٰلِكَ مِنْ عِلْمٍ ۖ إِنْ هُمْ إِلَّا يَظُنُّونَ ٢٤ وَإِذَا تُتْلَىٰ
عَلَيْهِمْ ءَايَٰتُنَا بَيِّنَٰتٍ مَّا كَانَ حُجَّتَهُمْ إِلَّآ أَن قَالُوا۟ ٱئْتُوا۟ بِـَٔابَآئِنَآ إِن
كُنتُمْ صَٰدِقِينَ ٢٥ قُلِ ٱللَّهُ يُحْيِيكُمْ ثُمَّ يُمِيتُكُمْ ثُمَّ يَجْمَعُكُمْ إِلَىٰ
يَوْمِ ٱلْقِيَٰمَةِ لَا رَيْبَ فِيهِ وَلَٰكِنَّ أَكْثَرَ ٱلنَّاسِ لَا يَعْلَمُونَ ٢٦ وَلِلَّهِ مُلْكُ
ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ ۚ وَيَوْمَ تَقُومُ ٱلسَّاعَةُ يَوْمَئِذٍ يَخْسَرُ ٱلْمُبْطِلُونَ ٢٧
وَتَرَىٰ كُلَّ أُمَّةٍ جَاثِيَةً ۚ كُلُّ أُمَّةٍ تُدْعَىٰٓ إِلَىٰ كِتَٰبِهَا ٱلْيَوْمَ تُجْزَوْنَ مَا كُنتُمْ
تَعْمَلُونَ ٢٨ هَٰذَا كِتَٰبُنَا يَنطِقُ عَلَيْكُم بِٱلْحَقِّ ۚ إِنَّا كُنَّا نَسْتَنسِخُ
مَا كُنتُمْ تَعْمَلُونَ ٢٩ فَأَمَّا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ وَعَمِلُوا۟ ٱلصَّٰلِحَٰتِ
فَيُدْخِلُهُمْ رَبُّهُمْ فِى رَحْمَتِهِۦ ۚ ذَٰلِكَ هُوَ ٱلْفَوْزُ ٱلْمُبِينُ ٣٠ وَأَمَّا
ٱلَّذِينَ كَفَرُوٓا۟ أَفَلَمْ تَكُنْ ءَايَٰتِى تُتْلَىٰ عَلَيْكُمْ فَٱسْتَكْبَرْتُمْ وَكُنتُمْ قَوْمًا
مُّجْرِمِينَ ٣١ وَإِذَا قِيلَ إِنَّ وَعْدَ ٱللَّهِ حَقٌّ وَٱلسَّاعَةُ لَا رَيْبَ فِيهَا
قُلْتُم مَّا نَدْرِى مَا ٱلسَّاعَةُ إِن نَّظُنُّ إِلَّا ظَنًّا وَمَا نَحْنُ بِمُسْتَيْقِنِينَ ٣٢



23 Эй Паёмбар, ба он касе назар бикун, ки аз хостаҳои нафси худ пайравӣ карда, онро чун маъбуд қарор дода, хилофаш коре намекунад ва Аллоҳ (ҷ) лоиқи залолат будани ӯро дониста, гумроҳаш сохта ва бар шунавоӣ ва қалбаш мӯҳр зада ва бар биноиаш парда андохтааст. Вай ба ҳамин иллат ҳақро намешунавад ва онро намебинад. Пас баъд аз он ки Аллоҳ (ҷ) ӯро гумроҳ сохтааст, кӣ барояш тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро медиҳад?! Оё дар мавриди зарарҳои пайравии хостаҳои нафс ва манфиатҳои пайравии шариат намеандешед, то панд бигиред?!

24 Ва кофирони мункири растохез мегӯянд: “**Ҷуз ҳаёти дунёи мо ҳаёти дигаре нест, як қатор наслҳо мемиранд ва барнамегарданд ва як қатор наслҳои ҷадид ба дунё меоянд ва ба дурустӣ ки омаду рафти шабу рӯз ва гузашти айём моро мемиронад.**” Ва ин кофирон дар бораи инкори растохез илме надоранд. Онҳо фақат аз рӯи гумон  кор мегиранд ва ҳаққо, ки гумон ҳақро собит намесозад.

25 Ва чун бар мушрикони мункири растохез оятҳои равшани Мо тиловат шавад, онҳо ҳеҷ ҳуҷҷате надоранд, магар ин суханашон, ки ба Паёмбар ва асҳобаш мегӯянд: “**Агар шумо дар даъвои зиндашавии баъд аз марг содиқед, пас падарони мурдаи моро зинда созед.**”

26 Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Аллоҳ (ҷ) бо офариданатон ба шумо ҳаёт мебахшад, сипас шуморо мемиронад, сипас шуморо баъди марг барои бозпурсӣ ва гирифтани подоши амал дар рӯзи қиёмат, ки шакке дар барпо шуданаш нест, ҷамъ меорад, валекин бештари мардум инро намедонанд. Бинобар ин, бо иҷрои амали шоиста барои рӯзи охират омода намешаванд.**”

27 Ва подшоҳии осмонҳо ва замин танҳо аз они Аллоҳ (ҷ) аст. Пас набояд ғайри Ӯ ибодат шавад. Ва рӯзи барпошавии қиёмат, ки Аллоҳ (ҷ) мурдагонро барои бозпурсӣ ва гирифтани подош зинда месозад, ботилкорон зиён мебинанд. Онҳо касоне ҳастанд, ки ба Офаридгори ягона ширк меоранд ва талош мекунанд, то ҳақро ботил ва ботилро ҳақ ҷилва диҳанд.

28 Ва эй Паёмбар, он рӯз ҳар умматро бар зону нишаста мебинӣ, онҳо мунтазиранд, ки Аллоҳ (ҷ) чӣ амре содир мекунад. Ҳар як уммат ба сӯи номаи аъмолаш, ки фариштагон навиштаанд, даъват мешавад. Имрӯз ба шумо мардум подоши он чи дар дунё аз некӣ ва бадӣ анҷом медодед, дода мешавад.

29 Ин Китоби Мо, ки фариштагон дар он ҳамеша амалҳоятонро менавиштанд, алайҳи шумо ба ҳақиқат ва ростӣ гувоҳӣ медиҳад. Онро бихонед. Бегумон Мо ба фариштагони котиби аъмол амр карда будем, ки он чи дар дунё анҷом медодед, ҳамаи онро бинависанд.

30 Ва аммо касоне, ки имон овардаанд ва амалҳои нек кардаанд, пас Парвардигорашон бо раҳматаш онҳоро ба ҷаннат ворид месозад. Ин подоши ба онҳо бахшидаи илоҳӣ комёбии равшан аст. Ҳеҷ комёбӣ ба он баробар шуда наметавонад.

31 Ва аммо касоне, ки кофир шудаанд, пас бо сарзаниш ба онҳо гуфта мешавад: “**Оё оятҳои Ман бар шумо тиловат намешуд, пас аз имон овардан ба он кибр меварзидед ва мардуми гунаҳкор будед, кофир гашта, маъсияти зиёд содир менамудед?!**

32 Ва чун ба шумо гуфта мешуд: “**Ҳамоно ваъдаи Парвардигор дар бораи зинда гардонидани бандагон ва ҷазо додани онҳо ҳақ аст ва дар омадани қиёмат шакке нест, бинобар ин, барои охират омода шавед**”, мегуфтед: “**Мо чӣ будани қиёматро намедонем. Мо дар омадани он фақат андак гумон дорем ва яқин надорем.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Пайравии хостаҳои нафс соҳибашро ҳалок сохта, ӯро аз асбоби тавфиқ маҳрум мегардонад;
2.Қиёмат рӯзи ниҳоят даҳшатнок аст;
3.Гумон, махсусан дар масоили ақидавӣ далел шуда наметавонад.